**ҲАЙАТҲОИ МУШОВАРА ВА ТАҲРИРИЯИ
50-ҶИЛДАИ ОСОРИ КЛАССИКОН ВА МУОСИРОН
АЗ СИЛСИЛАИ «АХТАРОНИ АДАБ»**

**Ҳайати мушовара**

*Саидмурод Фаттоев*
*Мирзошоҳрух Асрорӣ*
*Абдуҷаббор Раҳмонов*
*Мамадшо Илолов*
*Меҳмон Бахтӣ*
*Кароматулло Олимов*
*Сайфиддин Назарзода*
*Ато Ҳамдам*

**Ҳайати таҳририя**

*Абдулҳамид Самад*
*Абдунабӣ Сатторзода*
*Худоӣ Шарифов*
*Камол Айнӣ*
*Зоҳир Аҳрорӣ*
*Амрияздон Алимардонов*
*Алии Муҳаммадии Хуросонӣ*
*Сайидалӣ Маъмур*
*Фарҳоди Карим*

ББК 83.3 тоҷик +83.3(0)9
Р-94

**Таҳияву тадвини матн бо муқаддима
ва луғоту тавзеҳот аз
*Расул Ҳодизода* ва *Алии Муҳаммадии Хуросонӣ***

Муҳаррир
***Мубашшир Акбарзод***

Р-94 **Рӯдакӣ**. Ашъор. — Душанбе: «Адиб», 2007.
-416 саҳ.

Ин китоб ба ифтихори 1150-солагии поягузори адабиёти форс-тоҷик устод Рӯдакӣ дар асоси нусхаҳои дастраси ашъори шоир омода шудааст. Мураттибон дар таҳияи матни осори Одамушшуаро кӯшидаанд, ки дар асоси нусхаҳои гуногун асолати шеъри ӯро муқаррар намоянд. Ин китоб тӯҳфаи арзандаест, ки ба ҳаводорони шеъри Устоди шоирон пешкаш мешавад.

**ISBN 978-99947-32-61-6**

**© Рӯдакӣ, 2007.**

**ЭМОМАЛӢ РАҲМОН,**
**Президенти Ҷумҳурии Тоҷикистон**

# ГАНҶИНАИ БЕГАЗАНД

*Дар ҷаҳони фарҳангу тамаддун ҳар миллату халқиятро ба воситаи адабиёту фарҳанги он мешиносанд ва қадр мекунанд. Башарият аз замонҳои қадим то ба имрӯз шоҳиди пешравию шукуфоии тамаддунҳову фарҳангҳои гуногуне будааст, ки дар ин миён тамаддуни пешрафтаи мардуми форсизабон мақому манзалати сазовори ситоиш дорад. Боиси ифтихору сарфарозист, ки гузаштагониояндабину дурандеши мо ҳамеша ба адабу фарҳанг ҳамчун зарурати муҳимми зиндагии инсонӣ таваҷҷӯҳи бештаре доштаанд ва дар ин арса бо мардумони фарҳангпарвару адабдӯсти замони худ паҳлӯ ба паҳлӯ будаанд. Асарҳои баландпояи ниёгонамон, ки ифодагари идеалҳои олии инсоният мебошад, барои мо, ворисони сипосгузор, мояи ифтихор буда, дар айни замон ба зиммаи мо масъулияти бузурги қадршиносию ҳифзи ин сарвати бузурги маънавиро мегузорад.*

*Адабиёти беш аз даҳасраи мо, ки як шохаи фарҳанги пояндаву пойдори мост, аз осори қадими мардуми тоҷик ҳамчун «Авасто», «Дарахти Асурик», «Корномаи Ардашер», «Пандномa»-ҳо сарчашма мегирад ва чун дарахти азими пурборе ба мо расидаасту манбаи илҳому дониши фарҳангдӯстону адабпарварон қарор гирифта, аз файзу баракати худ шодком мегардонад.*

*Ба бахти миллати мо дар асри IX шоҳони Сомонӣ дар Мовароуннаҳру Хуросон ба сари қудрат омаданд ва бо*

*омехтани фарҳанги гузаштагону навҷӯйиҳои адибони замони худ бо фарҳангу тамаддуни исломӣ забону адабиёти наверо ба майдон оварданд, ки сабаби бақои миллати тоҷик гашт. Дар ин давра дар шакли комил адабиёте ба вуҷуд омад, ки дар садаҳои баъдӣ тамоми мардумони ҳамсояро, ки дар Мовароуннаҳру Хуросон зиндагӣ мекарданд, зери таъсири худ қарор дод ва боиси ба вуҷуд омадани адабиёти онҳо гашт, ки ин ҷойи сарафрозии мост.*

*Ташаккул ва тараққии ин адабиёт ба номи сулолаи Сомониён (875-999) марбут мебошад. Аввалин шоирони форсигӯ ба замони ҳукуматҳои тоҷикии Тоҳириён (821-873) ва Саффориён (873-901) сар боло карда бошанд, амирони фарҳангдӯсти Сомонӣ буданд, ки барои рушду нумӯи иҷтимоию иқтисодии давлати худ, бо заҳмату фидокориҳо омодагӣ нишон доданд. Таҳаввулоти адабиву фарҳангии замони Сомониён як адабиёти оламшумулеро бо сарварии устод Рӯдакӣ ба миён овард, ки фурӯғи ҷовидони он то рӯзҳои мо нурпошӣ мекунад. Ба шеъру шоирӣ ғайр аз шоирону олимони касбӣ вазирон, амирзодаҳо, соҳибмансабон низ машғул мешуданд. Бузургтарин шоирону намояндагони адабу фарҳанги асри Х, ки дарбори шоҳони Сомониро нуру зиё мебахшиданд, Рӯдакӣ, Шаҳиди Балхӣ, Абӯшакури Балхӣ, Имораи Марвазӣ, Абулҳасани Оғоҷӣ, Мантиқии Розӣ, Абуттайибиби Мусъабӣ, Шокири Бухороӣ, Кисоӣ, Абулмуайяди Балхӣ, Дақиқӣ, Хусравонӣ, Мунҷики Тирмизӣ, Абдулфатҳи Бустӣ, Қамарии Бустӣ, Қамарии Ҷурҷонӣ, Робиъаи Қаздорӣ будаанд, ки осори то имрӯз расидаи онҳо аз табъи баланди шоириашон шаҳодат дода, намунаи беҳтарини шеъру ҳунари адабӣ мебошанд.*

*Дар аҳди Сомониён адабиёт бо анвоъи шеърии маснавӣ, қасида, қитъа, рубоӣ, мусаммат, ғазал ороста гардид.*

*Дурахшонтарин чеҳраи адабиву фарҳангии ин даврон, ки бо эҷодиёташ таъсири амиқе ба адабиёти асрҳои*

*баъдӣ гузошт, роҳи асосии инкишофи ин адабиётро муайян сохт, ҳамон тавре ки сарчашмаҳои адабӣ зикр кардаанд, Одамушшуаро Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар ибни Муҳаммад Рӯдакӣ буд, ки соли оянда бо Қарори Ҳукумати Ҷумҳурии Тоҷикистон ва дастгирии ЮНЕСКО дар кишварҳои ҷаҳон 1150-солагии зодрӯзаш ҷашн гирифта мешавад. Хидмати устод Рӯдакӣ дар поягузории ин адабиёти оламшумул беназир аст, ки тамоми сарчашмаҳо ва адибони баъдӣ онро таъкид кардаанд. Дар манбаъҳои адабӣ осори ӯро хеле зиёд нишон додаанд, вале аз он то имрӯз дар ҳудуди беш аз 1100 байт боқӣ мондааст. Ҳамин ашъори боқимонда нишон медиҳад, ки ӯ шоири тавоно ва забардаст, сарояндаи ахлоқи неки инсонӣ, тарғибгари илму дониш ва эҳсоси ватандӯстӣ будааст. Беҳуда нест, ки ӯро сардафтари адабиёти форсизабонони ҷаҳон хондаанд. Дар осори ӯ мо тамоми навъҳои адабии имрӯзаро мебинем. Содагии забон, кам истифода шудани калимаҳои арабӣ хоси услуб ё сабке мебошад, ки бо номи сабки Рӯдакӣ машҳур аст.*

*Асри X-ро метавон давраи тилоии адабиёту фарҳанги тоҷикон номид. Дар тамоми соҳаҳои ҳаёти илмӣ ва адабӣ асарҳои бузурги ҷовидонӣ офарида шуданд. Таълифи «Шоҳнома»-и Абулқосими Фирдавсӣ, тарҷумаи «Таърихи Табарӣ»-и Абӯалии Балъамӣ, тарҷумаи «Тафсири Табарӣ», китобҳои «Ҳудудулолам», «Ҳидоятулмутааллимин», асарҳои тиббиву фалсафии Ибни Сино, асарҳои Абӯрайҳони Берунӣ, ки аз инкишофи босуръати илму фарҳанг гувоҳӣ медиҳанд, нишонаи ҳаёти осуда ва сиёсати бохирадонаи Сомониён мебошад.*

*Дар асрҳои баъдӣ ин адабиёт аз ҳавзаҳои Хуросону Мовароуннаҳр ва Эрон фаротар рафта, ба Қафқозу Осиёи Хурд, нимҷазираи Ҳиндустону Ироқ доман паҳн кард.*

*Вале, мутаассифона, дар асари тохтутозҳо ва забткориҳои бегонагон миқдори зиёди ин осори гаронбаҳо аз байн рафт. Бо вуҷуди ин андешамандон ва муҳаққиқо-*

*ни дақиқназар аз ҳамон ибтидои ташаккули адабиёт ба забони тоҷикӣ ба нақду баррасии асрору омилҳои рушди он пардохтанд. Дар тӯли асрҳо муаллифони тазкираву рисолаҳои адабиётшиносӣ, амсоли «Тарҷумонулбалоға»-ву «Алмӯъҷам», «Лубобулалбоб»-у «Намунаи адабиёти тоҷик» ба заҳмат ва саъю кӯшиши гарон осори нависандагон ва донишмандонро дона-дона ҷамъоварӣ карда, андеша ва назари худро дар бораи осори онҳо баён намуданд.*

*Ба тавассути заҳмат ва хидмати чунин шахсони ҷонфидои миллат ному осори аксари бузургонамон то замони мо расидааст.*

*Пас аз интишори нуфузи сиёсӣ ва иқтисодии кишварҳои аврупоӣ дар Шарқ, аз ҷумла Эрон ва Осиёи Миёна шарқшиносони ғарбӣ ба мутолиа ва тадқиқи осори бостон ва асрҳои миёнаи халқи мо низ пардохтанд ва дар таҳқиқи таърих, забон ва адабиёти ин кишварҳо хидмати муҳим анҷом доданд. Донишмандони бузург, аз ҷумла Ҳ.Бартоломе, Ҳ.Эте, П.Ҳорн, Т.Нёлдеке, Э.Браун, С.Сайкс, Р.Николсон, А.Арберӣ, А.Кристенсен, Р.Фрай, Ян Рипка, Иржи Бечка, В.Кубичкова ва дигарон дар ин амр саҳми хеле муфид гузоштанд.*

*Дар садаи XX олимони рус барои баррасӣ ва муаррифии адабиёти форс-тоҷик хизмати шоён карданд. Махсусан, асарҳои В.В. Бартолд, А.Н. Кримский, Е.Э. Бертелс, А.Н. Болдирев, М.Н. Усмонов, И.С. Брагинский ва дигаронро номбар кардан мумкин аст, ки дар таҳқиқи осори устод Рӯдакӣ низ хидмати арзанда маҳсуб мешавад.*

*Дар замони шӯравӣ бо роҳбарии устод Айнӣ як зумра муҳаққиқони адабиёт тарбия ёфта, тадқиқоти илмиро пеш бурданд.*

*Дар асари саъю талоши онҳо теъдоди зиёди китобҳои арзишманди гузашта, чун осори устод Рӯдакӣ, «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ, асарҳои Саъдӣ, Ҳофиз, Камоли Хуҷандӣ ва даҳҳо адибони дигар ба алифбои муосири тоҷикӣ бар-*

*гардонида шуда, садҳо рисолаву китобҳо дар бораи забон ва адабиёти гузаштаву нави тоҷик ва намояндагони барҷастаи он таълиф гардиданд. Аммо, бо вуҷуди арзишу аҳамияти мусаллами ин корҳо садҳо дафтару девон ва даҳҳо рисолаи илмиву бадеъӣ аз назари хонандагон дур мондаанд ва садҳо адибону шоирони гузаштаи мо ҳанӯз ҳам интизори муҳаққиқони хешанд.*

*Аз ҷониби дигар, дар даврони шӯравӣ нашр ва таҳқиқи осори динӣ ва ирфону тасаввуф маҳдуд буд.*

*Бинобар ин муҳаққиқон аз баррасии чунин осор бештар сарфи назар мекарданд. Бо фаро расидани даврони Истиқлол ин маҳдудияту мамониатҳо аз байн рафтанд.*

*Бидуни шак, чоп ва дар дастраси муҳаққиқону мардум гузоштани онҳо барои дарки масъалаҳои худшиносӣ ва боло рафтани он мусоидат хоҳад кард.*

*Дар миёни анбӯҳи мероси гузаштагони мо, чи наср ва чи назм афкори ватанпарастӣ, миллатдӯстӣ ва истиқлолталабиву озодихоҳӣ фароҳам омадааст, ки имрӯз аз онҳо барои устувории давлати соҳибистиқлол ва ташаккули тафаккуру идеалҳои миллӣ ба таври васеъ истифода бурдан мумкин аст.*

*Яке аз масъалаҳои муҳимме, ки имрӯз дар назди адабиётшиносии тоҷик қарор дорад, таҳияи китоби ҷомеъ ва академии таърихи адабиёти тоҷик мебошад. Таърихи адабиёти мо муфассал ва ба дараҷаи баланди илмӣ бояд таълиф шавад.*

*Яке аз проблемаҳои ҷиддие, ки дар таърихи адабиёти мо вуҷуд дорад ва бояд бо ниҳояти диққат ва назокат ҳал шавад, масъалаи саҳми тоҷикони Мовароуннаҳру Хуросон дар зинда нигаҳ доштан ва парвариши забону адабиёти форс-тоҷик аст. Ин ганҷинаи нодир ва саршор барҳақ сарвати миллии тамоми форсизабонон аст.*

*Зеро имрӯз далелҳои қавӣ вуҷуд доранд, ки мутобиқи онҳо донишмандон макони зуҳур ва нашъунамои забони*

*форсии дариро Мовароуннаҳру Хуросон медонанд. Далелҳои илмие низ мавҷуданд, ки ҳанӯз 100 сол аз тасарруфи араб нагузашта буд, ки аввалин қиёмҳои сиёсӣ ба муқобили ҳукумати неруманди араб дар ҳамин сарзаминҳо огоз гардидаанд ва саранҷом мардоне чун Абӯмуслим ва Яъқуби Лайс ва Исмоили Сомонӣ нахустин давлатҳои маҳаллиро аз қабили Тоҳириён, Саффориён ва Сомониён дар ҳамин ҳавза барпо кардаанд. Гузашта аз ин, заминаҳои миллӣ ва пояҳои фарҳангии ин забон дар ин диёр чунон қавӣ буд, ки нахустин шеърҳо ба забони форсии дарӣ дар ҳамин ҷо пайдо шуданд ва нахустин шоирон, аз ҷумла қофиласолори шеъри форсии тоҷикӣ Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ ва ҳамосасарои беназири ҷаҳон Абулқосими Фирдавсӣ аз ин диёр бархостанд ва аввалин осори илмӣ ва тарҷумаҳо ҳам дар ҳамин ҷо ба вуҷуд омаданд. Ин нуктаро олимони бузурги Эрон низ тасдиқ кардаанд.*

*Адабиёти ғанӣ, пурмӯҳтаво ва беш аз ҳазорсолаи мо барои худшиносӣ ва ифтихори миллӣ вазифаи муҳимро метавонад иҷро кунад. Ва пеш аз ҳама худи моро бо таърихи пурифтихорамон шинос намуда, саҳми адибонамонро дар инкишофи тамаддуни башарӣ нишон медиҳад.*

*Ин осори гаронбаҳо дар ганҷинаи тамаддуни ҷаҳонӣ ҷойгоҳи хосе дошта, барои пешрафти фарҳангу маънавиёти халқҳои дигари олам хизмати шоиста намудааст. Аз «Авасто»-ву пандномаҳои паҳлавӣ шурӯъ карда, то ашъори Рӯдакиву «Шоҳнома»-и Фирдавсиву «Гулистон»-и Саъдӣ, рубоиёти Умари Хайёму қасидаҳои Носири Хусрав, ғазалиёти Ҳофиз, «Маснавии маънавӣ»-и Ҷалолуддини Балхиву «Хамса»-и Низомӣ, маснавиҳои Атторӯ «Ҳафт авранг»-и Ҷомӣ, осори Аҳмади Донишу Садриддин Айнӣ ва садҳо асарҳои дигар ба забонҳои гуногуни олам тарҷума ва нашр шудаанд.*

*Ин мероси пурбаҳои адабӣ имрӯз барои кишвари соҳибистиқлоли мо, ки рӯ ба ҷомеаи ҳуқуқбунёди дунявӣ ни-*

*ҳодааст, хеле муҳим ва зарур мебошад. Зеро бунёди ҷомеаи нав тарбияи инсони худшиносу худогоҳ, дорои ахлоқи неку маънавиёти баландро тақозо менамояд. Осори адабии ниёгони мо саршори андешаҳои волои ахлоқиву башардӯстӣ буда, дар тарбияи эҳсоси ватандӯстиву ифтихори миллӣ, ваҳдату ҳамбастагии мардум нақши бузург мебозанд.*

*Аз ин рӯ, таҳқиқу омӯзиш ва таҳияву нашри осори адабии ниёгон аз вазифаҳои муҳимми аҳли илму адаб ба шумор меравад.*

*Устод Садриддин Айнӣ бо асари маъруфи «Намунаи адабиёти тоҷик» марҳалаи наверо дар тадқиқи мероси адабии мардуми тоҷик огоз намуда, муҳаққиқонро ба омӯзиши осори гаронбаҳои гузаштагон роҳнамоӣ карда буд. Ӯ дар бораи аҳволу осори Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Ибни Сино, Саъдӣ, Восифӣ, Бедил, Аҳмади Дониш таҳқиқоти пурарзиш анҷом дода, бо кашфиёту бозёфтҳои илмияш адабиётшиносии тоҷикро ганӣ гардонид.*

*Кори устод Айниро олимону матншиносони варзидаи тоҷик идома доданд ва дар нашри осори адабӣ намунаҳои хуб ва таҷрибаи кофӣ низ ба даст омадааст.*

*Мероси адабии мардуми тоҷик ҳоло дар марказҳои илмии кишварҳои гуногуни олам, амсоли Русия, Амрико, Англия, Франсия, Олмон, Чехия, Ҳолланд, Австрия, Ҳиндустон, Покистон, Япония, Чин низ тадқиқ мешавад. Вале марказҳои асосии таҳқиқ муассисаҳои илмӣ ва донишгоҳҳои Тоҷикистон мебошанд. Аз ин рӯ зарур аст, ки ин марказҳо дар тадқиқи осори адибони классик ва муосир, хусусан, таҳқиқи ҳамаҷонибаи мероси бузургмардони адаб, пайваста саъй намоянд. Зеро мероси ниҳоят пурбаракати адабии мо чунон зиёд аст, ки танҳо теъдоди шуарои соҳибдевон беш аз панҷ ҳазор мебошад. Осори насри бадеии мо низ дар ганҷинаи адабиёти ҷаҳон ҷойгоҳи хос дорад.*

*Имрӯз мардуми дунё моро ба шарофати адибони машҳур ва олимони ҷаҳониямон мешиносанд. Таҷлили ҷашнҳои адибону олимони тоҷик дар сатҳи байналмилалӣ далели раднопазири ин суханҳост. Чунончи, бо қарори ЮНЕСКО имсол 800–солагии Мавлавии Балхӣ ва соли оянда 1150–солагии поягузори адабиёти форс-тоҷик Одамушшуаро Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ бо тантана таҷлил хоҳад гашт. Ба ин муносибат дар саросари кишварҳои форсизабон, аз ҷумла Тоҷикистон тадбирҳои муфиду мушаххас андешида мешаванд.*

*Ба мақсади дар хидмати насли замони истиқлол вогузор кардани осори ниёгони бузургамон мо тасмим гирифтем, ки осори беҳтарин ва арзишмандтарини онҳоро зери унвони «Ахтарони адаб» чун ганҷинаи бегазанд ва манбаи саршори панду ҳикмат ба хонандаи тоҷик ва ниёзмандони дигар пешкаш намоем. Ин кори хайр дар роҳи зинда нигоҳ доштану ба ҳаводорони адабиёти асил дастрас намудани шоҳкорҳои адабиямон амрест зарурӣ ва саривақтӣ.*

*Дастраси мардум намудани осори беҳтарини адибони гузашта ва муосир вазифаи муҳимми матншиносону муҳаққиқон ба шумор меравад. Дар ин кори муҳим низ ховаршиносони аврупоӣ хидмати шоиста анҷом додаанд. Анкетил Дюперрони фаронсавӣ тамоми умри худро ба ҷамъоварӣ ва тарҷумаву нашри «Авасто» бахшид, ховаршиноси дигари фаронсавӣ Жул Мол чил соли ҳаёташро ба таҳияи матни интиқодии «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ сарф намуд. Садҳо ховаршиносони аврупоӣ дар таҳияву тарҷума ва нашри осори адибони маъруфи тоҷик саҳми калон гузоштанд.*

*Аз олимони Эрон Саид Нафисӣ, Забеҳуллоҳ Сафо, Муҳаммад Муин, аз Афғонистон Халилуллоҳ Халилӣ ва дигарон дар ин самт хидмати хеле заҳматталабро анҷом додаанд.*

*Осори адабии ниёгон дар Тоҷикистон низ бо ҳуруфи кириллӣ ва форсӣ дар замони шӯравӣ ба табъ расида буд.*

*Вале қисме аз онҳо ноқис буданд ва ё бинобар маҳдудиятҳои идеологӣ қисме аз осори гаронбаҳо ба табъ нарасидааст. Имрӯз хонандаи тоҷик имкон дорад, ки озодона бо осори ғании ниёгон ошно шавад ва аз ганҷинаи беинтиҳои хиради миллатамон баҳравар гардад.*

*Як қисми асарҳои мазкурро осори маорифпарварон ва адибони асри XIX-XX ташкил медиҳад. Маорифпарварони мо таҳти сарварии Аҳмад махдуми Дониш барои аз хоби ғафлат бедор кардани мардуми тоҷик ва халқҳои дигари Осиёи Миёна кӯшишҳои зиёд ба харҷ доданд. Онҳо ҷидду ҷаҳд доштанд, ки мардум аз таассуб ва хурофот озод гардад, ислоҳоти куллӣ дар соҳаи давлатдорӣ, саноат, иқтисод, маориф гузаронда шавад. Ҷомеае бунёд гардад, ки бар пояи адолату хирад ва истиқлолу маърифат устувор бошад.*

*Мероси адабии гузаштаи мо на танҳо барои мардуми тоҷик ва эронӣ, ки вориси ҳақиқӣ ва шоистаи он мебошанд, балки барои ҳамаи ҷаҳониён низ судманд аст. Аз ин рӯ, муҳаққиқону мутарҷимони моро зарур аст, ки дар шинохти арзишҳои волои ин мероси гаронбаҳо ва дастраси мардумони кишварҳои гуногуни олам кардани он саҳмгузор бошанд.*

*Маорифпарварӣ ҷараёни фикрию адабие буд, ки таассубро қабул надошт. Намояндагони он мехостанд илму маърифат, муносибатҳои нави иҷтимоӣ ба вуҷуд оянд.*

*Онҳо мехостанд ҷомеа аз илмҳои дунявӣ баҳравар шуда, кишвари мо ба роҳи тараққиву тамаддун ва таовун ворид гардад.*

*Барои афкори маорифпарварӣ шиносоӣ бо мамлакатҳои мутамаддини Аврупо, хусусан Русия такони муҳим шуд. Адибони пешқадами давр қалами худро ба танқиди низоми карахтшудаи аморати манғития, тарзи асримиёнагии таълим, таассуби динӣ равона мекарданд. Адибони маорифпарвар таълиму тадриси мадрасаҳои Бухороро танқид менамуданд, таълиму тадрис, пешрафти илму ма-*

*орифро асоси рушди иҷтимоию иқтисодии мамлакат ҳисоб мекарданд, омӯзиши илмҳои дунявиро тарғиб менамуданд.*

*Намояндагони адабиёти маорифпарварӣ ба тарғиби илму дониш, кушодани мактабу синфхонаҳои нав, таълифи китобҳои дарсӣ, таъсиси рӯзномаву маҷаллаҳои нав машғул шуданд.*

*Шеърҳо ва осори насрии онҳо дар тағйири тафаккури иҷтимоии миллӣ хидмати шоёни қадр буда, моҳияти амиқи иҷтимоӣ дорад.*

*Адибони тоҷик бештар ба дастовардҳои эстетикии адабиёти русию аврупоӣ ва дигар халқҳои пешқадам ошно шуда, дар заминаи адабиёти классикӣ ва шифоҳии мардумамон адабиёти навини моро офариданд.*

*Наср дар адабиёти классикии форс-тоҷик аз ҷиҳати шаклу мазмун гуногун буда, баъди инқилоб дар адабиёт мақоми хоса пайдо кард, ба қувваи амалии иҷтимоиву эстетикии муҳимме табдил ёфт. Инкишофи насри тоҷик аз повесту романҳои С.Айнӣ «Ҷаллодони Бухоро», «Одина», «Дохунда» шурӯъ шуд.*

*Тафаккури эпикии халқ дар адабиёти мо ба дараҷаи баланд тараққӣ карда, як силсила ҷангномаҳо, қиссаҳои ишқии маишӣ, асарҳои нав, ки дар пайвандгоҳи адабиёти китобиву лафзӣ қарор доштанд, навишта мешуд.*

*Замони бедории инқилобии омма, замони дигаргунсозиҳои бузурги иҷтимоӣ боиси ба вуҷуд омадани асарҳои бузургҳаҷми нав гардид. Романи «Ғуломон»-и устод Айнӣ зиндагии халқро беш аз сад сол фаро гирифт, он дар адабиёти Мовароуннаҳру Шарқи наздик бинишии нави адабию эстетикӣ овард.*

*Адабиёти тоҷик дар замони нав ба мазмуни ҳаёти нав бештар таваҷҷӯҳ намуд. Он дар солҳои бистуму сиюми асри бистум сифатҳои беҳтарини зебоиписандӣ гирифта, маҷрои тоза касб кард. Бузургони шеъри оламшумули фор-*

*сии тоҷикӣ (дарӣ) бо тасвири ҳиссиётангезу ҳаяҷономез моҳияти рӯйдодҳоро кушода, дар мавзӯъҳои ватанпарастӣ, садоқат, боварӣ ба ғалабаи некӣ бар бадӣ, ишқи поку эҳтироми самимона ба дӯстӣ ва ҳамкорӣ асарҳои сазовори замон офариданд. Адибони давраи шӯравии мо махсусан дар давраи Ҷанги Бузурги Ватанӣ хидмати ватанпарваронаро иҷро карданд.*

*Адибони муосири тоҷик дар асарҳои худ ҳанӯз дар даҳсолаҳои ахири асри бистум мушкилиҳо ва тазодҳои ҷомеаро дарк намуда, тавассути офаридани симои бадеии шахсиятҳои хирадманд ва андешапарвару ояндабин рӯҳи замони навро тасвир мекарданд. Адабиёти давраи соҳибистиқлолӣ низ тазоду душвориҳои ин даврро инъикос мекард. Ҷанги шаҳрвандӣ барои муайян кардани мавқеи адибон ва асарҳои ба созандагӣ ва сулҳу ваҳдат даъваткунанда санҷиши ҷиддӣ гардид. Хушбахтона, аксари адибони мо аз мавқеи солими ватандӯстона ва давлатдории миллӣ, сулҳи комилу пойдор асар эҷод карда, адабиёти ин давраро ғанӣ гардонданд.*

*Адабиёт оинаи зиндагии ҳар халқ, ифодагари орзую омол, фикру андеша, ахлоқу ҳунари ӯст. Вале дар айни замон адабиёт инъикоскунандаи андешаҳои умумибашарӣ, инсонпарварона ва созанда мебошад.*

*Вақте аз осори устод Рӯдакӣ ва ҳамасрони ӯ сар карда то адибони муосир мурур мекунем, қудрати сухан, эъҷози каломи баландпарвоз, ки ба дили инсон қувва ва рӯҳи тоза мебахшад, бaралоина маълум мегардад.*

*Асари ҳақиқӣ завқи хонандаро такомул бахшида, барои ташаккули тафаккури ахлоқию зебоипарастӣ ва умуман тарзи зиндагии ӯ таъсири ҷиддӣ мерасонад.*

*Таъсири шеъри сода, вале устодонаю рӯҳнавоз ва ҳаяҷонбахши «Бӯи ҷӯи Мӯлиён ояд ҳаме» ба Амир Насри Сомонӣ намунаи эҷоди сеҳрофарини сухани бадеъ мебошад.*

*Шеъру насри тоҷик аз манбаъҳои файзбахши зиндагӣ сарчашма гирифта, ҳам шодмонибахш дар рӯзи нек ва ҳам таскину тасаллибахш ҳангоми рӯзҳои вазнину маҳзунӣ аст. Бешак, шеъри тоҷикӣ (форсӣ ,дарӣ) худ асари мусиқӣ аст. Оҳангҳои Шашмақом, ки ба ашъори классикон пайванд ёфтаанд, ҳам шеър ва ҳам мусиқии тоҷикро ҷовидона гардондаанд.*

*Нашри ин осорро аз мероси гаронбаҳои Одамушшуаро ба ҳукми фотиҳаи неки ин кори хайр оғоз кардем, то рӯҳи поки гузаштагон ба ҳаводорон ва посдорони адабиёти форс-тоҷик мададгор бошад. Ва чи хуб гуфтааст устоди бузургвор:*

*Ҳеч ганҷе нест аз фарҳанг беҳ,*
*То тавонӣ, рӯй бар ин ганҷ неҳ!*

*Осори 50-ҷилдаи суханварони гузаштаву муосири тоҷик, ки аз фонди захиравии Президенти Ҷумҳурии Тоҷикистон ба нашр хоҳад расид, дар тарғиби адабиёти ғании мо бояд саҳми шоиста бигирад.*

*Вазифаи пурифтихор ва масъулиятшиносонаи ҳар фарди давлати озоду соҳибистиқлоли мост, ки мероси гаронбаҳои илмию адабии халқамонро ҳамчун ганҷи бебаҳои нотакрор ҳифз намуда, аз насл ба насл интиқол диҳем. Бо истифодаи дастовардҳои адабӣ ин меросро ғанӣ гардонем, робитаи адабиётро бо халқ қавӣ сохта, барои дар сатҳи баланди маърифат қарор гирифтани мардум, боло рафтани ҳисси ифтихори миллӣ, ташаккули завқи баланди эстетикӣ ва адабӣ хидмати шоистаро анҷом диҳем. Оғози нашри ин хазинаи бузурги маърифатро барои аҳли адаб, ҳаводорони адабиёти оламшумули форс-тоҷик табрик гуфта, ба онҳое, ки дар ин кори наҷиб ширкат доранд, барори кор мехоҳам.*

*Нашри осори 50-ҷилда тӯҳфаест ба миллати арҷманду соҳибмаърифати тоҷик, миллати соҳибзавқ ва соҳибфарҳанг, ки офарандаи чунин сарвати маънавии пурқимат ва пурҳикмати ҷаҳонист!*

## АБӮАБДУЛЛОҲИ РӮДАКӢ – ПОЯГУЗОРИ АДАБИЁТИ ФОРС-ТОҶИК

Давраи адабиёти забони форсии нав, ки машҳур ба забони дарӣ аст, бо давраи салтанати Сомониён ва бо номи Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ алоқаманд аст. Ин адабиёт дар замони Сомониён ба вуҷуд омад ва забони он забони давлатӣ ва забони илму фарҳанги эронӣ гардид. Шӯҳрати ҷаҳонии адабиёти форс-тоҷик низ аз ҳамин аср ибтидо ме-гирад ва дар саргаҳи ин адабиёт Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ ҳамчун қофиласолор ва бунёдгузор мақому манзалати олӣ дорад.

Адабиёти нави форсии дарӣ дар асри X яку якбора ба вуҷуд наомадааст. Ин адабиёт то давраи ташаккул ва такомули худ роҳи пурпечутоб ва марҳалаҳои гуногуни таҳаввулоти шакливу мундариҷавиро тай намудааст. Ва моро лозим аст пеш аз он ки паҳлӯҳои мазмуну шакли ин адабиётро аз назари таҳқиқ гузаронем, хонандагонро ба сайри мухтасаре дар таърихи қаблии он даъват намоем.

Дар қарнҳои III–VII дар Осиёи Миёна қавмҳои эронии шарқӣ сокин буданд, ки онҳо дар гӯиш ва шеваҳои мухталиф, вале ба ҳам наздики суғдӣ, хоразмӣ ва портиву сакӣ ҳарф мезаданд ва ба ҳамин забон адабиёти фанниву бадеӣ низ эҷод карда буданд.

Ёдгориҳои хаттии ниҳоят кам, вале пурарзиши адабии «Дарахти Асурик» ва «Аяткори Зарирон» ба забони портӣ дар таркиби луғавии худ бисёр калимаву вожаҳое доранд, ки дертар дар забони дарии асри Сомонӣ ба назар мерасанд.

Ҳамзамон бо ҳамин қарнҳо дар Эрони Ғарбӣ давлати муқтадири Сосониён (221-651 мелодӣ) вуҷуд дошт, ки адабиёт, фарҳанг ва осори меъмориву тасвирии онҳо дар замони худ берун аз марзҳои кишвари онҳо дар мамолики Шарқу Ғарб шӯҳрати мафтункунандае дошт. Дар давлати Сосониён ба забони паҳлавӣ осори бой ва бузурги адабиву ахлоқӣ таълиф гардид. Адабиёти ҳам Эрони ғарбиву ҳам шарқӣ, яъне Мовароуннаҳр аз ҷиҳати мазмунҳои асотирӣ ва ҳамосавии бостонӣ ва аз ҳайси таркиби луғавӣ бисёр умумият ва ҳамонандиҳо доштанд. Қавмҳои гуногуни эрониро суннатҳои қадими мардумӣ ва ойини мазҳабию динӣ (яъне ойини Зардуштӣ) ба ҳам наздик мекарданд.

Дар қарни VII милодӣ лашкари аъроб зери парчами ислом ба тасхир ва истилои сарзамини Эрон ва баъдтар Осиёи Миёна бархост. Дар натиҷаи ҷангҳои шадиду пурталотум на танҳо бинои давлати Сосонӣ ва мулкҳои мардуми эронии шарқӣ пош хӯрданд, балки осори маданиву фарҳангӣ ва маънавии чандинасрии Эронзамин хароб гашт. Баробари ҳамин дини мубини ислом бо суръат ва вусъати ҳайратангезе ба ҷойи дину мазҳабҳои қадими эронӣ дар Эрону Мовароуннаҳр истеҳком ёфт. Лашкари аъроб дар баробари ислом ба ин сарзаминҳо забони арабиро низ овард. Забони арабӣ ҳамчун забони муқаддас ва забони китоби осмонии ислом - Қуръон дар коргузории давлат, дар ҳаёти иҷтимоиву фарҳангӣ ҷойгузини забонҳои бумии эронӣ гашт. Олимону шоирон ва адибони маҳаллӣ осори манзум ва мансури худро ба забони арабӣ таълиф менамуданд.

Дар Эрону Мовароуннаҳр шеъри араб шаклҳои классикии назм ва насри бадеии аъробро ворид намуд. Вазни арӯз ва тарзи қофиясозии шеъри араб, воситаҳои тасвири шеъри бодиянишинони араб, анвои шеъри ғаноиву мадеҳӣ, мисли ғазалу қасида дар ашъори шоирони ара-

бизабони маҳаллӣ устувор гардид. Баробари ҳамин шеъри араб дар зери таъсири муҳит ва иқлими мулкҳои нави обшору сабзу хуррам, бо таъсири суннатҳои бостонии адабиёти хаттии қадими эронӣ аз ҷиҳати санъати сухан ва воситаҳои тасвир ғанитар гардид ва аз шеъри бумии худи арабҳо хеле дур ҳам рафт. Намоҳои достонҳои асотириву ҳамосавӣ, мазмунҳои қиссаҳои қадими эронӣ, гуфтан мумкин аст адабиёти араби маҳаллиро ба вуҷуд овард, ки мо онро метавонем адабиёти эронии арабзабон гӯем. Аз ин ҷост, ки дусад соли «сукути адабиёти форсиро» мо имрӯз давраи арабизабони адабиёти форс-тоҷик меномем.[1]

Бо вуҷуди он ки дар Эрону Хуросону Мовароуннаҳр адабиёти хаттӣ ба забонҳои маҳаллӣ аз мавҷудият боз монд, аммо дар байни мардум ва аҳли илму дониши эронитабор адабиёти шифоҳӣ ва муоширату муомилот ҳамчунон дар забонҳои хеш идома дошт. Намунаи чунин назму шеърҳои форсиро таърихнависони араб дар китобҳояшон ба ҳуруфоти арабӣ сабт кардаанд. Шеъри ҳаҷвомези хатлониён дар шикасти ҷанговарони араб, мисраъҳои ҳузномези Абулянбағӣ дар харобиву вайронии Самарқанд, ки дар таърихномаҳои муаллифони араб сабт гардидааст, шоҳиди он аст, ки мардум ба забони маҳаллии худ шеър мегуфт, арзи ҳол мекард. Ҳамаи ин далолат ба он мекунад, ки забону суннатҳои қадими бостонӣ ва нақши ойини зардуштӣ ва дигар анъанаҳои ба ислом бегонаро мардум нигаҳбонӣ мекард, дар ёду хотир пос медошт.

Хонадонҳои ҳукмрони маҳаллӣ, ки дар мулкҳои эронии шарқи хилофати араб аз ҷониби халифа ҳокимони нисбатан мустақил таъйин мешуданд, ба ҳифз ва ҷорӣ гардидани урфу одат ва ойину русуми мардуми эрони-

---

1. *Н. Зохидов*. Арабоязычный период персидско-таджикской литературы VIII-IX вв. Душанбе, 1993.

нажод сидқан мусоидат мекарданд. Ду сулолаи эронинажод – Тоҳириёну Саффориён, ки аз оғози қарни 1Х ба тарзи мустақил дар Хуросону Мовароуннаҳр ҳокимият доштанд, дар устувории давлати худ асосан ба мардуми маҳаллӣ ва расму ойини қадими халқ такя мекарданд. Ин волиён дар дарбори худ шоиронеро, ки ба забони маҳаллӣ ва форсӣ шеър менавиштанд, ҷамъ намуда, онҳоро дар пос доштани забони адабиёти маҳаллӣ таблиғ ва ташвиқ менамуданд. Дар сарчашмаҳо омадааст, ки Ҳанзалаи Бодғисӣ маддоҳи дарбори Тоҳириён буд. Чанд абёте, ки аз ин шоир дар дастраси мост, шоҳиди он аст, ки дар замони вай шеъри форсӣ дар шаклу чорчӯбҳои шеъри араб иншо мешудааст :

*Ёрам сипанд агарчи бар оташ ҳамефиганд*
*Аз баҳри чашм, то нарасад мар варо газанд.*
*Ӯро сипанду оташ н-ояд ҳаме ба кор*
*Бо рӯйи ҳамчу оташу бо холи чун сипанд.*

*Меҳтарӣ гар ба коми шер - дар аст,*
*Шав, хатар кун, зи коми шер биҷӯй!*
*Ё бузургию иззу неъмату ҷоҳ,*
*Ё чу мардон-т марги рӯёрӯй.*

Дар дарбори волии қавидасти Саффорӣ Яъқуб ибни Лайс (867-879м.), Муҳаммад ибн Васиф, Бассоми Курд ва Муҳаммад ибни Мухаллад шоирони маддоҳу дарборӣ буданд. Фирӯзи Машриқӣ, Варроқи Ҳиротӣ, Абӯсулайки Гургонӣ низ аз шоирони давраи салтанати Саффориён ба шумор мераванд. Намунаи шеъри мадеҳавии Ибни Васиф дар ситоиши Яъқуб ибни Лайс чунин аст:

*Ай амире, ки амирони ҷаҳон хосаву ом*
*Бандаву чокару мавлою сагбанду ғулом,*

*Азалӣ хатте дар лавҳ, ки «мулке бидиҳед,*
*Ба Абӣ Юсуфи Яъқуб бину-л-Лайси ҳумом!»*
*... Амр Аммор туро хост в-аз ӯ гашт барӣ,*
*Теги ту кард миёнҷӣ ба миёни даду дом.*
*Амри ӯ назди ту омад, ки «ту чун Нӯҳ бизӣ!»*
*Дари Окор тани ӯ, сари ӯ боби Туом.*[1]

Аз он чи иқтибос шуд ва аз он абёти бозмондаи Вассофи Курду Ибни Мухаллад бармеояд, ки дар шеъри ибтидои қарни XIII мо нақши сурудаҳои мардумӣ ва луғоту вожаҳои халқиро намебинем. Ашъори ин шоирон бештар бо ибораву калимоти арабӣ ва дар доираи ташбеҳоту истиороти шеъри араб сохта шудааст. Ба ибораи дигар гӯем, шоирони ин қарн аз тақлид ва пайравии шеъри араб дур нарафтаанд ва ба суруду таронаҳои халқӣ камтар рӯй овардаанд.

❁ ❁ ❁

Дар охири асри IX ба арсаи мубориза намояндагони хонадони Сомонӣ баромаданд, ки онҳо аз оғози асри IX ба идораи вилоятҳои гуногуни Мовароуннаҳр аз ҷониби хилофати Араб маъмур буданд. Чунон ки Наршахӣ дар «Таърихи Бухоро» ёдовар шудааст, сарнасли Сомониён Сомонхудот буда, зодгоҳаш Балх ва давраи ҷавониву камолёбияш ба деҳаи Сомон дар атрофи Марв ва шаҳрҳои Марву Бухорою Самарқанд гузаштааст. Сомонхудот донишманди шинохтаи давр буд ва аз кеши зардуштӣ баргашта, ислом оварда буд. Ӯ бо кордониву хирадмандӣ ба ҳокими Хуросон Асад ибни Абдуллоҳ писанд омада, ҳокими Марв таъйин мегардад. Сомонхудот дар Мавр хонадор, соҳиби фарзанд мешавад ва писарашро ба эҳтироми дӯсти бузургвораш Асад ибни Абдуллоҳ «Асад» ном мегузорад. Мувофиқи ишораи Наршахӣ ва муарри-

1. Ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ. Сталинобод, 1958. – С. 14-15

хони баъдӣ Асадро чаҳор писар буд: Нӯҳ, Аҳмад, Яҳё ва Илёс[1]. Асад монанди падари худ дар идораи мулкҳои Шарқии хилофат ҳамчун мушовир баргузида шуда буд. Чунин эҳтироми ӯ дар хилофат буд, ки Ал-Маъмун ибни Ҳорун-ар-Рашид (813-833м.) зимоми ҳокимияти Мовароуннаҳру Хуросонро ба чаҳор писари Асад супорид. Аз оғози асри IX Нӯҳ дар Самарқанд, Аҳмад дар Фарғона, Яҳё дар Чочу Истаравшан ва Илёс дар Ҳирот ба ҳокимият оғоз намуданд. Бо мурури замону гузашти вақт Аҳмад ибни Асад тавонист Мовароуннаҳрро муттаҳид намояд ва Самарқандро пойтахт интихоб кунад. Ин оғози ташаккули давлати мутамаркази тоҷикон мансуб мешавад. Ташкили давлати Сомониён дар даврае сурат мегирифт, ки хилофати Араб дар муддати беш аз сад соли истисмор дар байни халқҳои Мовароуннаҳру Хуросон исломро ҷорӣ намуда, аммо барои беҳбуди ҳаёти мардуми кишвар хизмати босазое карда натавонист. Хизмати шоиста барои халқу диёр бар дӯши Сомониён вогузор шуд, ки дар сари гаҳвораи он Нӯҳ, Аҳмад ва бародаронаш истода буданд.

Дар байни бародарон гоҳе мухолифату низоъ рух медод, аммо ин пояи ҳукмронии хонадони Соминиёнро суст карда наметавонист. Аҳмад, ки пас аз вафоти Нӯҳ сарварии ҳокимияти Сомониёнро ба даст гирифт, кӯшишу тадбирҳои зиёде ба харҷ дод, ки истиқлоли ҳокимияти Сомониён дар хилофат мавқеъи зиёдтаре дошта бошад. Дар ин мубориза нақши писари Аҳмад – Наср, ки волии Самарқанд буд, нуфузи калон дошт. Пас аз вафоти Аҳмад дар соли 874м. Наср ҳокими мутлақ ва ягонаи Сомониён гардид, ки маркази он шаҳри Самарқанд буд. Соли 875м. халифа Насрро ҳамчун ҳокими хонадони Со-

1. *Аҳрор Мухторов*. Амирон ва вазирони Сомонӣ. Душанбе, 1997.- С.20; Абдусаттор Мухторов, Асламшоҳ Раҳматуллоев. Таърихи халқи тоҷик. Иборат аз ду ҷилд. Ҷилди аввал. Москва, 2003. – С. 125.

мониён дар Мовароуннаҳр эътироф намуда, идораи кишварро ба ӯ супурд.

Дар ин замон Бухоро яке аз мулкҳои Сомониён буд, ки Наср идораи онро ба бародараш Исмоил таҳвил намуд. Дар байни ду бародари чирадаст барои тақсими молиёт ва даромади Бухоро ихтилоф пайдо гардид ва ин ихтилоф ҳатто ба ҷангу ҷидоли лашкарони ду бародар оид шуд. Дар задухӯрди дувум Исмоил ғалаба кард, вале даъвои ҳокимияти мутлақро назди бародараш нагузошт. Ниҳоят, дар соли 892м. баъд аз вафоти Наср Исмоил ба тахти салтанат нишаст ва Бухороро пойтахти давлати Сомониён эълон кард. «Амир Исмоил чун ба Бухоро расид, аҳли Бухоро истиқбол карданд ва ба эъзози тамом ӯро ба шаҳр даровstatic» - менависад Наршахӣ. Исмоили Сомонӣ ҳамчун арбоби хирадманди давлатӣ ва саркардаву сарлашкари донишманд бо кӯшиши зиёде ба ҷангу куштор ва ихтилофҳои байнихудии аъёну ашрофи маҳаллӣ нуқта гузошта, ба ҳокимияти мутамарказ асоси комил ниҳод.

Дар давраи ҳукмронии Сомониён Мовароуннаҳр на танҳо аз ҷангу ҷидоли феодалони дохилӣ, инчунин аз ҳуҷуми бегоназаминон низ зиёда аз як аср эмин гардид. Исмоили Сомонӣ ҳамеша кӯшиш мекард, ки бо дӯстон роҳи мурувват ва бо душманон роҳи мудороро пеш гирад. Аз ин ҷо давлати бузурги Сомониён дар сарзамини паҳновари Мовароуннаҳр ва Хуросон аз ҷиҳати иқтисодӣ, фарҳангӣ ва сиёсӣ яке аз бузургтарин ва пешқадамтарин давлати онвақтаи дунё гардид. Исмоил сиёсатмадори замони худ буд. «Ҳеҷ кас аз оли Сомон бисёрдонтар аз вай набуд» - гуфтааст Наршахӣ.

Исмоили Сомонӣ баробари хотима додан ба мубориზаи дохилӣ ва ғалаба аз болои душманони хориҷӣ барои боз ҳам мустаҳкамтар гардидани иқтидори иқтисодии давлат, амнияти марзҳои он аз ҳуҷуми хориҷиён, устуво-

рии дарбори амирӣ, ташкили артиши бонизом ва ғайра ислоҳотҳои борвар гузаронидааст. Дар замони ӯ ба илму фарҳанг роҳи васеъ кушода шуд. Ҳамаи чораҷӯйиҳое, ки Исмоили Сомонӣ дар роҳи истиқлол ва истеҳкоми давлат анҷом дод, ба инкишофи иқтисодиёт, соҳаҳои кишоварзӣ, ҳунармандӣ, тиҷорат, кашфи маъдан, шаҳрсозӣ, корҳои меъмориву бинокорӣ, пешрафти фарҳанг ва ғайра роҳ кушод. Робитаи тиҷоратии шаҳрҳои Осиёи Миёна бо кишварҳои ҳамсоя пурқувват гардид.

Пешрафти иқтисодии кишвар барои равнақи ҳаёти фарҳангӣ шароити мусоид фароҳам овард. Дар маркази давлати Сомониён – Бухоро намояндагони беҳтарини илму маданият гирд омада, дар роҳи тараққиёти илм, санъат, фалсафа, адабиёт ва таърих корҳои бузурге анҷом медоданд. Таърихшиноси маъруф Абӯбакри Наршахӣ (вафоташ соли 959 м.), муаррих ва адиб Абдуллоҳи Диноварӣ, ки бештар бо номи Ибни Қутайба машҳур аст (829 – 889 м.), мунаҷҷим ва риёзиётшинос Абӯмаъшари Балхӣ, табиб ва файласуф Муҳаммад ибни Закариёи Розӣ (замони зиндагияш байни солҳои 850-923м.), мутарҷими «Таърихи Табарӣ», вазири ибни Нӯҳи Сомонӣ Абӯалӣ Муҳаммад ибни Абулфазл Муҳаммади Балъамӣ (вафоташ соли 937м.), риёзидон Муҳаммад ибни Мӯсо ал-Хоразмӣ (780-863 м.), мутафаккири ҷаҳонӣ Абӯалӣ ибни Сино (980-1038 м.) ва ғайраҳо дар ин давра зиндагӣ ва эҷод намудаанд.

Яке аз воқеаҳои таърихии мардуми форсизабон дар ин давр ба таври мустаҳкам пойдор гаштани забон ва адабиёти форс-тоҷик (дарӣ) буд. Пайдоиш, ташаккул ва тараққиёти баъдии адабиёти классикии форс-тоҷик дар ин аср заминаҳои маънавии таърихӣ дошт. Намунаҳои олии адабиёти бостонии форс-тоҷик дар ҳазораи дувуми қабл аз милод арзи вуҷуд намуда, «Готҳо»-и «Авасто» ҳанӯз дар асрҳои XII-X-и пеш аз милод дар рӯйи чандин ҳазор

пӯсти гов забту сабт шуда буданд. Он эҷоди пайғамбари эронитаборон Зардушт буд. Баъдтар порчаҳои «Худойномак», «Дарахти Асурик», «Пандномаи Анӯшервон», «Аржанг»-и Монӣ ва ғайра зуҳур карданд. Адабиёти қадими форс-тоҷик (то қарни lX милодӣ) ба забонҳои қадими эронӣ; авастоӣ, паҳлавӣ, суғдӣ, хоразмӣ, баъдтар ҳатто ба забони арабӣ ва амсоли инҳо таълиф шудаанд.

Истилои араб дар муддати муайян ҷараён ва шукуфоии адабиёти пешазисломии форс-тоҷикро қатъ намуд. Аммо анъанаҳои пешини ин адабиёт дар байни халқ, дар адабиёти шифоҳӣ ҳамчунон пойдор будааст ва халқ ба лаҳҷаҳои маҳаллии худ пайваста эҷод мекардааст ва таронаву бадеҳаҳо месурудааст. Порчаҳои манзум, ки аз Абулянбағӣ, Ҳанзалаи Бодғисӣ, Фирӯзи Машриқӣ, Абӯсулайки Гургонӣ ва ғайра боқӣ мондаанд, гувоҳи онанд, ки дар асри VIII ва оғози асри IX, яъне ҳанӯз то замони ҳукмронии Сомониён адабиёти хаттӣ ба забони дарӣ вуҷуд доштааст ва дар ин адабиёт равияи пешқадами халқӣ дорои мавқеъи назаррасе буда. Намояндагони равияи пешқадам қаҳрамонии халқи худ, мубориза онҳоро ба муқобили истилогарон мадҳу ситоиш мекарданд. Шоири асри lX Масъудии Марвазӣ аз гузаштаи қаҳрамононаи халқҳои ин сарзамин дар даврaи Сомониён афсонаву қиссаву ривоятҳои халқиро ҷамъ намуда, ба назм даровард, ки ин низ тазоҳури ҳамин равияи пешқадам дар назм буд.

То истилои араб Эрону Хуросон ва Мовароуннаҳр минтақаҳои равнақи динҳои мухталиф буд. Дар ин кишварҳо ойини зардуштӣ, кеши монавӣ, мазҳаби исавӣ, маслаки яҳудӣ ва дар баъзе ҷойҳо ҳатто таълимоти будоӣ ва эътиқодии ҳиндӣ вуҷуд дошт. Барои нашри афкор ва тарғиби ақоиди худ мубаллиғини ин адёну мазоҳиб забонҳои арабӣ, паҳлавӣ, сурёнӣ, санскрит ва ғайраро ба кор мебурданд. Дабистону дабиристонҳо, мадрасаҳо,

масҷидҳо, оташкадаҳо, дайрҳо, китобхонаҳо ва амсоли инҳо чун конунҳои баҳсу ташвиқи андешаҳои гуногун буданд. Аксари китобҳои паҳлавӣ баъд аз асрҳои VIII-IX ба забони арабӣ нақл шудаанд».[1]

Баъди истилои араб дар сарзамини эронитаборон, ки онро баъдтар қавмҳову халқиятҳои атрофу акнофи Мовароуннаҳру Хуросон низ қабул намуданд, фотеҳони араб алифбои арабӣ ва забони тозиро расман ҷорӣ карданд. Ин кӯшише буд барои аз байн бурдани забону фарҳанги мо. Вале ин тавр нашуд. Мардуми маҳаллӣ мероси фарҳангии то истилои арабро сина ба сина бо истифода аз хотираҳои дарроку қавӣ ба наслҳои баъдӣ мерасониданд, урфу одат, расму русуми миллиро кам андар кам ба дасти фармӯшӣ медоданд, бо он ки ба адабиёти шифоҳиву китобии форс-тоҷик, бо қабул намудани дини ислом, мавзӯъҳои тозае аз ривоятҳои Қуръон дар хилқати Оламу Одам, киштии Нӯҳ, қиссаҳои Юсуфу Сулаймон, асҳоби Каҳф, масалҳои мардумии арабӣ, биҳишту дӯзах, меъроҷ ва ғайра ворид шуд. Ҳатто кор ба ҷойе расид, ки баъзе нақлу ривоятҳои арабӣ вориди кутуби таърих гардиданд. Дар баробари ин, тавре ки дар боло ишора рафт, фарҳангу тафаккури эрониён ба адабиёти арабӣ ҷилои тозае бахшид, назму насри арабиро ҳамаҷониба ғанӣ гардонид, дар кишварҳои зердасти арабҳо ҳатто суханварони дузабона ба майдони адабиёти эрониназодон ворид гардиданд. Дар Хуросону Мовароуннаҳр осори илмӣ асосан ба забони арабӣ навишта мешуданд. Аз ҷумлаи 415 шоире, ки дар тазкираи Абӯмансур Абӯмалик ибни Муҳаммад ибни Исмоил ас-Саолибӣ (961-1038м.) «Ятимату-д-даҳр» оварда шудааст, беш аз 120 нафарашон дар замони ҳукумати Сомониён (875-999м.) ва ибтидои асри XI м. дар Хуросону Мовароуннаҳр умр

1. *Аълохон Афсаҳзод*. Одамшушшуаро Рӯдакӣ. Душанбе, «Адиб», 2003. –С.76

ба сар бурда, ба арабӣ ва ё ба ду забон; арабӣ ва форсии тоҷикӣ асар эҷод мекарданд.

Бунёди бегазанди адабиёти нави форс-тоҷик, ки имрӯз ҳам дарёи бузурги он шодоб аст, дар асрҳои IX-X милодӣ гузошта шудааст. Баъди он ки Бухоро пойтахти дувуми оли Сомон (892м.) эълон шуд (пойтахти аввалӣ шаҳри Самарқанд), ба он ҷо беҳтарин суханварон, мунаҷҷимон, олимон, табибон, аҳли ҳунар ва ғайра гирд омаданд. Дар зери таъсири ишон амирону вазирон, мирзоёну ҳокимони маҳалҳо ва фарзандони онҳо беш аз пеш ба илму адабиёт рӯй меоварданд. Дар Бухоро барои илмомӯзӣ шароити мусоид муҳайё гардида буд. Китобхонаи бузурги Сомониён «Сивону-л-ҳикмат» («Ганҷинаи ҳикмат») хазинаи илму фалсафа, донишу фарҳанги Шарқу Ғарб буд. Абӯалӣ ибни Сино сохти китобхонаро чунин ёдовар шудааст: « Ман ба иморате дохил шудам, ки хонаҳои зиёде дошт. Дар ҳар як хона сандуқҳои пур аз китобро бар болои якдигар ниҳода буданд. Дар як хона китобҳои арабӣ ва девонҳои шуъаро ва хонаи дигар китобҳои дин ва фиқҳ ва ҳамчунон ҳар хона шомили китобҳое дар соҳае буд. Ман феҳристи китобҳои муаллифони қадимро хостор шудам ва он китобҳо, ки ниёзманди онҳо будам, хостам ва он ҷо китобҳое дидам, ки ҳатто номи онҳо бар бисёр касон маҷҳул (номаълум) буд ва аз он пас чунин ҷамъомади китобҳоро дар ҳеч ҷой надидам»[1].

Дар ҳақиқат Сомониён дар баробари таъмин намудани ҳаёти осудаи кишвар, баланд бардоштани сатҳи иҷтимоъиву сиёсӣ ба илму фарҳанг диққати ниҳоят бузурге равона карда буданд, ки як рукни намоёни онро адабиёт ташкил менамуд, адабиёте, ки дар асрҳои VIII-IX ташаккул ёфта, дар асри X ба зинаи баланди инкишоф расида буд. Ва устод Рӯдакӣ аз саромадон ва

---

1. *Б. Ғафуров*. Таърихи мухтасари халқи тоҷик. Сталинобод. 1947- С. 138.

асосгузорони ин ҷараёни навшӯҳрати адабӣ ба шумор мерафт.

Дар сарчашмаву маъхазҳо, баъзе тазкираву осори адабии то ибтидои асри XX ва пажӯҳишу таҳқиқоти илмии беш аз 200-сола роҷеъ ба рӯзгори сипаришуда ва мероси адабии Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ, аз ишораҳои ҷузъӣ сар карда, то китобҳои алоҳида гуфтаниҳое гуфта шуда бошанд ҳам, доир ба ин мавзӯъ гиреҳҳои нокушода ва масъалаҳои ҳалношудаву баҳсталаб бисёранд, ки ҳанӯз ҳаллу фасли худро наёфтаанд. Гузашта аз ин, муаллифони маъхазҳо ва дар ин замина баъзе рӯдакишиносони ватаниву хориҷӣ ҳатто ном ва ҷойи таваллуди ӯро ба тарзҳои гуногун навиштаанд.

❁ ❁ ❁

Омӯзиши илмии рӯзгор ва осори Рӯдакӣ дар қарни XlX дар Урупо шурӯъ шуд. Аз олимони Урупо номи ду нафар донишманд бо пажӯҳиши ҷиддии худ имрӯз ҳам дар рӯдакишиносӣ нақше дорад. Яке шарқшиноси олмонӣ Ҳерман Эте буд, ки дар соли 1873 китобе дар шарҳи рӯзгори устод Рӯдакӣ навишта, бори аввал шеърҳои ӯро гирд овард. Аммо ин донишманд дуруст таваҷҷӯҳ нанамуд, ки дар маъхазҳо ашъори зиёде саҳван ба номи Рӯдакӣ сабт шудааст. Саҳву хатоҳои маъхазҳои шарқӣ ва донишмандони Ғарбро муҳаққиқи англис Дениссон Росс бори аввал ислоҳ намуд ва дар рӯдакишиносӣ донишмандонро огаҳӣ дод, ки ҳар чи ба номи Рӯдакӣ дар маъхазҳо сабт шудааст, на ҳама аз Рӯдакӣ аст.

Омӯзиши Рӯдакӣ дар диёри вай ва дар сарзамини иштиҳори ӯ дертар шурӯъ шуд. Дар соли 1926 Вазорати маорифи Тоҷикистон дар маъракаи тарғиби мактабу маорифи нав рӯй ба мероси гузашта ва пеш аз ҳама ба шахс ва осори Рӯдакӣ овард. Вазорат аҳамияти Рӯдакӣ ва осори ӯро дар бой гардонидани ҷаҳони маънавии мар-

дум таъкид намуда, яке аз Рӯзҳои Наврӯзро Рӯзи Рӯдакӣ ва таблиғу тарғиби эҷодиёти шоир эълон намуд. Устод Айнӣ барои мардуми Ҷумҳурии навташкили Тоҷикистон мероси гузаштаи адабиётамонро дар китоби «Намунаи адабиёти тоҷик» гирд овард ва саҳифаи аввали онро аз шарҳи ҳоли Рӯдакӣ ва шеъри шоир оғоз намуд. Соли 1940 Айнӣ дар бораи Рӯдакӣ рисолаи илмие навишта, бори аввал дар рӯдакишиносии мо диққати аҳли илмро ба ҷамъ намудани ашъори Рӯдакӣ аз маъхазҳои хаттӣ ҷалб намуд.

Дар Эрон дар аввали солҳои сивуми қарни гузашта шодравон устод Саъид Нафисӣ ба тадқиқи ниҳоят амиқ ва доманадори муҳити зиндагӣ, рӯзгор ва осори Рӯдакӣ шурӯъ кард. Се муҷаллади ин тадқиқоти Рӯдакӣ дар солҳои 1930-1940 аз чоп баромад. Дар ҷилди севуми ин китоб қариб ҳазор мисраъ шеъри Рӯдакӣ ва зиёда аз ҳазор мисраъ ашъори ҳамасрони Рӯдакӣ гирд омада буд. Китоби Саъид Нафисӣ гуфтан метавон сароғози ҳақиқии илми рӯдакишиносӣ гардид.

Ба муносибати ҷашни 1100-солагии Рӯдакӣ дар мавзӯи рӯзгор ва осори Рӯдакӣ монографияи Абдулғанӣ Мирзоев, китобҳои Х.Мирзозода, Ш. Ҳусейнзода ва чандин маҷмӯаи илмӣ ба чоп расид. Дертар дар бораи Рӯдакӣ монографияи устоди Донишкадаи шарқшиносии Донишгоҳи Петербург А. Тоҳирҷонов (1968), китоби устод И. С. Брагинский (1989) ва ниҳоят китоби адабиётшинос Аълохон Афсаҳзод «Одамушшуаро Рӯдакӣ» (2003) ба чоп расид.

Корҳои мутааддиди дигар, ки дар ин самти адабиётшиносӣ ва шарқшиносӣ анҷом гирифтаанд, асосан ба таҳқиқи матни осори бозмондаи устод Рӯдакӣ ва тасвири баъзе ҷузъиёти рӯзгори ӯ алоқамананданд ва ҳар кадом дар ҷою мақоми худ дар рӯдакишиносӣ зина ба зина қадамҳои нав ва устувор ба шумор мераванд.

Номи ин шоири забардасти адабиёти форс-тоҷик Абӯабдуллоҳи Ҷаъфар ибни Муҳаммади Рӯдакӣ муқаррар шудааст. Вай тақрибан соли 858м. дар деҳаи Рӯдак, ки аз рустоҳои ноҳияи Панҷакент аст, ба дунё меояд. Аксари тазкиранависон ва таърихнигорони пешин зодгоҳи ӯро дар яке аз деҳ ё қаряҳои атрофи Самарқанд муқаррар намудаанд. Ин тахмин ва норавшанӣ соли 1940 дар натиҷаи сӯҳбати устод Садриддин Айнӣ бо яке аз сокинони деҳоти атрофи Панҷакент ва татбиқи шаҳодати он гувоҳи зинда бо асноди маъхазҳо саҳеҳ муайян гардид. Яъне, ҷойи таваллуди шоир ва оромгоҳаш деҳаи Панҷрӯди ноҳияи Панҷакенти Ҷумҳурии Тоҷикистон шинохта шудааст. Ба ин маънӣ, ҳанӯз муаллифи «Китобу-л-ансоб» Тоҷулислом Абӯсайид Абдулкарим ибни Муҳаммад ибни Мансур ибни Абӯбакр Муҳаммад Тамимии Марварзии Самъонӣ (506 -565 ҳ. / 1113 -1166м.) навишта буд: «Ал-Бунуҷӣ... нисбае бувад ба деҳае аз деҳаҳои Рӯдак, ки Банҷрӯдакаш гӯянд. Ва ин қутб Рӯдак бошад ва шоири маъруф Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ аз ин деҳа бувад....»[1]. Аз ин рӯ, дар боби зодгоҳи устод Рӯдакӣ то пайдо шудани далойили собиткунандаи нав набояд шакку шубҳа ва тахминҳои дигар ҷой дошта бошанд. Зеро гумон аст, ки санади радкунандае нисбат ба нигоштаи Самъонӣ ва баъдинагони ӯ минбаъд пайдо гардад.

Соли 1956 аз рӯйи тадқиқотҳои устод Садриддин Айнӣ бо роҳбарии профессор М.М. Герасимов ковишҳои махсуси илмӣ гузаронида шуда, қабри устод Рӯдакӣ пайдо гардид. М.М. Герасимов аз рӯйи косаи сари шоир симо ва пайкари вайро ба вуҷуд овард. Акнун халқи тоҷик ва тамоми мардуми эронитабор имкон пайдо карданд, ки пас аз асрҳои зиёди сипаришуда симои асосгузори адабиёти худро бо ҳисси ифтихори бузург бибинанд.

1. *Самъонӣ*. Китоб -л -ансоб». Ландан, 1912. – С. 92.

Солҳои кӯдакии Рӯдакӣ дар зодгоҳаш Панҷрӯд, дар канори волидайн мегузарад. Вай хеле барвақт хатту савод бароварда, ба омӯзиши илмҳои замонаш машғул шуда будааст. Мегӯянд, ки дар ҳафтсолагӣ «Қуръон»-ро азёд карда буд. Муаллифони тазкираву маъхазҳо ва дар ин заминаи боэътимод муҳаққиқин тасдиқ мекунанд, ки шоир дар илми мусиқӣ ва шеър маҳорат ва маълумоти мукаммал доштааст. Ҳамин аст, ки ӯ аз устодони маҳаллӣ ҳатталимкон ҳунари мутрибиро омӯхта, барои такмили ҳунар ва дониш рӯ ба Самарқанд, ки ба зодгоҳи устод наздик ва маркази илму фарҳанги он замон буд, меравад. Дар ин ҷо вай пеш аз ҳама таҳти тарбияи устоди ҳунари мусиқӣ Абулаббоси Бахтёр ба навохтани асбобҳои мусиқӣ машғул мегардад ва дар навохтани уд, руд, барбат, чанг, най ва ғайра ба дараҷаи устодӣ мерасад. Устод Рӯдакӣ дар Самарқанд ҳамзамон ба омӯзиши таърихи кишвар, таърих ва адабиёти араб, фалсафаи Юнони қадим рағбати калон зоҳир намуда буд. Ривояту достонҳои паҳлавӣ, суғдӣ, суриёнӣ, арабӣ ва ғайраро ба шавқ азбар мекард. Ба китоби муқаддаси «Авасто» таваҷҷӯҳи махсус дошт.

Устод Рӯдакӣ дар Самарқанд рӯзгори хушеро ба сар бурдааст. Вай ҳамчун фарди соҳибистеъдод дар баробари машғулияти пайваставу фарогирии илмҳои замон дар манзили деҳқонони сарватманд ба сарояндагиву навозандагӣ ва шоирӣ машғул гардида, дар маҳфилу маҷлисҳои адабию илмии шаҳр иштирок мекарду шӯҳраташ рӯз ба рӯз боло мерафт. Овозаи ин мутрибу овозхон ва шоири баландистеъдод то ба дарбори Сомониён мерасад ва ӯ дар Самарқанд, дар аҳди ҳукмронии Насри 1 ибни Аҳмад (ҳукмронияш солҳои 865–892м.) ба хидмати дарбор даъват карда мешавад.

Ба дарбор омадани устод Рӯдакӣ, аз як тараф, бо таклифи амирони Сомонӣ бошад, аз ҷониби дигар, майлу

хоҳиши ӯ низ буд. Ба дарбор майл кардани ин ҳунарманду суханвари дар касбу ҳунари худ баркамол сабабҳои муайян дошт.

Намояндагони сулолаи Сомонӣ бо ҳусни таваҷҷӯҳу дастгирии оммаи халқ дар мубориза и зидди истилогарон ва дар ҷангҳои дохилии байнихудӣ ғолиб омада, давлати бузурги мутамаркази феодалиро ба вуҷуд оварда тавонистанд. Пас аз ташаккули ин давлат, дар давраи аввали ҳокимияти худ Сомониён аз манфиати оммаи халқ бакуллӣ сарфи назар карда наметавонистанд. Ин сиёсати онҳо чи дар ҳаёти сиёсиву иқтисодӣ ва чи дар ҳаёти фарҳангиву адабӣ нақши муайян дошт. Адабиёт ҳамчун давоми анъанаҳои беҳтарини эҷодиёти шифоҳӣ ва адабиёти хаттии пеш аз ислом бо равияю услуби нав инкишоф меёфт. Сомониён низ бо мақсади боз ҳам мустаҳкам намудани иқтидори худ ба пешрафти адабиёт ва ҳимояи намояндагони он мекӯшиданд.

Баъди дар Бухоро ба сари ҳокимият нишастани Исмоили Сомонӣ (ҳукмронияш солҳои 892–907м.) устод Рӯдакӣ бо даъвати вазир Абулфазли Балъамӣ ба Бухоро меояд. Мувофиқи маълумоти мавҷуда он айём вай дар байни хосу ом хеле шӯҳрат ёфта буд. Давраи ҷӯшу хурӯши ҳамаҷонибаи устод Рӯдакӣ замони ҳукмронии Насри II Аҳмади Сомонӣ (ҳукмронияш солҳои 914-943м.) дар Бухоро будааст. Ӯ бо дастгириву пуштбонии дӯсти соҳибмансабаш Абулфазли Балъамӣ ба мартабаи баланд- надимии Насри II Сомонӣ мерасад, дар дарбор ва на танҳо дар дарбор, балки берун аз он ҳамчун сарвари аҳли адаби занон пазируфта мешавад. Дар ин ҷода саҳми вазири дигари Сомониён Абдуллоҳи Ҷайҳонӣ (вафот 941м.) низ калон будааст. Дар атрофи устод Рӯдакӣ ва маҳфилҳои адабии ӯ суханварони маъруфе, монанди Шаҳиди Балхӣ, Муродӣ, Фароловӣ, Абӯшакури Балхӣ, Абулмасали Бухороӣ, Абулмуайяди Балхӣ, Абӯзароъаи

Гургонӣ, Абуттаййиби Мусъабӣ, Абулҳасани Оғочӣ ва ғайра ҷамъ меомаданд, базмҳои адабӣ меоростанд, аз дастовардҳои адабии худ ҳамдигарро воқиф менамуданд. Рӯдакӣ дар Балх ба дидори Робиаи Балхӣ расида ва онҳо бо ҳам аз боби шеъру шоирӣ сӯҳбатҳои хосса ороста будаанд. Дар тасвири ин дидору сӯҳбат Фариддудин Атто-ри Нишопурӣ (1145- 1221м.) дар «Илоҳинома» ҳикояти ҷолиб дорад. Рӯдакӣ дар дарбори Сомониён ба унвони фахрии «Маликушшуаро» сазовор мегардад. Шоирони баъдӣ ӯро ба сифати «султони шоирон», «сари шоирон», «устоди шоирони ҷаҳон», «одамушшуаро», «соҳибқирони шоирӣ» ва ғайра зикр кардаанд.

Аз рӯи шеърҳои мадеҳавӣ ва ғаноии Рӯдакӣ ва навиштаҳои муаллифони тазкираву таърихномаҳо ҳукм кардан мумкин аст, ки вазъи зиндагӣ ва мартабаву манзалати шоир дар дарбор ниҳоят хуб ва дар неъмату фаровонӣ мегузаштааст. Шоир таронаҳои ошиқона месуруд, қасидаву мадеҳаҳо дар ситоиши амирону вазирон иншо мекард ва аз қадршиносии мамдӯҳон ҳамеша хурсанду мамнун буд. Дар қасидаи пирияш гуфтааст, ки сарвату моли ӯ бо давлати амирон баробарӣ мекардааст. Бо вуҷуди ин аз баъзе шеърҳояш бармеояд, ки дар баробари зиндагии осудаву пур аз ниам гоҳе лаҳзаҳои талхӣ доштааст, ки шояд дар асари бадгӯии ҳасудон ва иғвои бадхоҳонаш воқеъ мегардид. Чанд порчаи зеринро аз назар гузаронем:

*Боду абр аст ин ҷаҳон афсӯс,*
*Бода пеш ор, ҳар чи бодо, бод!*
*Шод буда-ст аз ин ҷаҳон ҳаргиз*
*Ҳеч кас, то аз ӯ ту бошӣ шод?*
*Дод дида-ст аз ӯ ба ҳеч сабаб*
*Ҳеч фарзона, то ту бинӣ дод?!*

*Ин ҷаҳон пок хобкирдор аст,*
*Он шиносад, ки дил-ш бедор аст.*
*Некии ӯ ба ҷойгоҳи бад аст,*
*Шодии ӯ ба ҷойи тимор аст.*
*Чӣ нишинӣ бад-ин ҷаҳон ҳамвор,*
*Ки ҳама кори ӯ на ҳамвор аст.*
*Дониши ӯ на хубу чеҳра-ш хуб,*
*Зиштkору хубдидор аст.*

Солҳои аввали дар дарбор буданаш эҷодиёти устод Рӯдакӣ равнақ ёфта, зиндагии шахсии ӯ низ басо осуда мегузашт. Ин вазъият бештар аз порчаҳои шеърие, ки шоир дар онҳо озодона ва лоуболона хушиҳои зиндагӣ, маю маъшуқа ва ғайраро тараннум мекунад, рӯшан намудор мегардад. Аммо ин осудаҳолӣ ва лаззати илҳоми эҷодӣ тӯл намекашад. Фитнаҳои дарборӣ ва ҳасади аҳли он ҳамоно ҳаёти шоирро ҳар замон талх ва кори эҷодии ӯро халалдор мекарданд. Ба осудагӣ ва оромии Рӯдакӣ вазъи нобасомони давр низ халал меовард. А. Афсаҳзод дар бораи муҳити муташанниҷи солҳои ҳукумати Наср навиштааст: - «Амирони аввали хонадони Сомонӣ дар замони ҳукмронии худ нисбат ба пайравони мазҳабҳою фирқаҳои гуногун ва ҳатто ойинҳои мухталиф бетараф буданд. Дар кишвар ба ғайр аз мусулмонони суннимазҳаб пайравони мазҳабҳои дигар – масеҳиён, яҳудиён, парастандаҳои Будо ва пайравони дигар динҳо мезистанд. Ҳокимони оли Сомон аз ҳамаи ин барои нумуъи иқтидори худ истифода мекарданд. Аммо рӯҳониёни суннимазҳаб аз ин вазъ, ки нуфузи онҳоро мекоҳонд, розӣ набуданд. Фурсат меҷустанд, ки ба он муқовимат ва муқобилат кунанд. Вале зӯрашон намерасид. Оҳиста -оҳиста онҳо бо лашкариёни туркнажод забон як карда, ба Насри II фишор меоварданд. Дар ин ҷабҳа вай сиёсати худро дигар кард. Аз соли 919 дар қаламрави Сомо-

ниён таблиғоти қарматия чун ҷунбиши сиёсӣ ва наҳзати иҷтимоӣ пурзӯр гардид».

Ҷунбишу шӯришҳое, ки бо ҳаракати исмоилия ва қарматия дар қаламрави Сомониён ба вуҷуд омад, вазъияти мамлакатро хеле пурташвиш гардонид ва ин ҳолат ба Рӯдакӣ ҳам таъсири манфие расонид. Дар маъхазҳо омадааст, ки аҳли дин ва дӯстони пешин ӯро ба ҳусни таваҷҷӯҳ ба қарматиён гунаҳкор донистанд. Аз дарбор дур афтодани устод Рӯдакӣ ва ба ночориву бечорагии «асову анбон» гирифтор шудани шоир ҳамин харҷу марҷи ҷомеа будааст. Дар баъзе сарчашмаҳо омадааст, ки ҳатто ба гуноҳи қарматӣ буданаш ба чашмони ӯ мил ҳам кашидаанд.

Устод Рӯдакӣ дар охири умр ба зодгоҳаш деҳаи Панҷрӯд бозмегардад ва дар иҳотаи ҳамдиёрон ва наздикон рӯзгори миёнаҳолонае ба сар мебарад. Ӯ ин солҳои вазнини зидагии худро дар қасидаи «Шикоят аз пирӣ» хеле хуб ва бо тафсил нақл кардааст. Шоири дар Арабу Аҷам шӯҳратёфта баъди се соли ба зодгоҳаш баргаштан, соли 941м. аз олам мегузарад. Ӯро дар яке аз боғоти Панҷрӯд ба хок месупоранд. Имрӯз оромгоҳаш зиёратгоҳи аҳли фарҳангу ҳунар ва аҳли дил аст.

Марги чунин як суханвари донову тавоно наздикон ва дӯстони ҳамқаламашро бениҳоят ғамгину мотамзада карда буд. Яке аз шоирони гумноми ҳамзамони устод Рӯдакӣ дар марсияи ба ӯ бахшидааш бо ҳазор дарду алам гуфтааст:

*Рӯдакӣ рафту монд ҳикмати ӯй,*
*Май бирезад, нарезад аз май бӯй.*
*Шоират ку кунун, ки шоир рафт,*
*Набувад низ ҷовидона чун ӯй.*
*Чанд ҷӯйӣ чу ӯ? Наёбӣ боз,*
*Аз чун ӯ дар замона даст бишӯй!*

Устод Рӯдакӣ дар тӯли зиндагии худ мероси бузурги адабӣ боқӣ гузошта, яке аз шоирони пуркору пурбортарини замони худ будааст. Суханвари маъруфи асри XIII Рашидии Самарқандӣ, ки зоҳиран бо девони комили шоир шиносоӣ дошт, чунин менависад:

*Гар сарӣ ёбад ба олам кас ба некӯшоирӣ,*
*Рӯдакиро бар сари он шоирон зебад сарӣ.*
*Шеъри ӯро баршумурдам сездаҳ раҳ сад ҳазор,*
*Ҳам фузун ояд, агар чунон-к бояд бишмарӣ.*

Осори бадеиву таърихии суханвари панҷрӯдиро Муҳаммад Авфии Бухороӣ дар «Лубобу-л-албоб» сад дафтар ва Асадии Тӯсӣ (тав.1005-1010 –ваф. 1073) дар қасидаи мунозиравии худ «Араб ва Аҷам» яксаду ҳаштод ҳазор байт баршумурданд. Шояд дар ин гуфтаҳо муболиға роҳ ёфта бошад, аммо ҳамаи ин далели он аст, ки мероси бузурги устод Рӯдакӣ на танҳо бо муҳтавои баланду ҳунари шоирӣ, инчунин бо ҳаҷму андозааш ҳанӯз дар асрҳои XII-XIII суханварони баъдиро дар ҳайрат гузошта будааст. Тасодуфӣ нест, ки Рашидии Самарқандӣ устод Рӯдакиро сарвари шоирони забардаст номида, пеш аз ҳама, ҳаҷми мероси адабии ӯро баршумурдааст.

Мутаассифона, аз осори шоир то имрӯз зиёда аз 1100 байт ба мо расидаасту бас. Аз рӯйи ҳамин осори боқимонда ва асноди маъхазу сарчашмаҳо муайян кардан мумкин аст, ки вай дар кадом жанрҳои бадеӣ чӣ асарҳое эҷод кардааст.

Мувофиқи маълумоти сарчашмаҳо ва омӯхтаву андӯхтаи муҳаққиқони рӯдакишинос ба номи сарвари шоирони оли Сомон маснавиҳои «Калила ва Димна», «Синдбоднома» ва «Даврони офтоб», қасидаҳои мукаммали «Модари май» ва «Шикоят аз пирӣ», инчунин ғазалиёт, қитаъот, рубоиёт ва манзумаҳои зиёд забту сабт шуда-

анд, ки аз бештари онҳо танҳо байтҳои алоҳида, ҳатто мисрае боқӣ мондаанд. Ончи аз устод Рӯдакӣ то ба рӯзгори мо расида, баёнгари онанд, ки вай дар ҳунари сухангустарию қудрати офарандагӣ тавоно будааст. Дар шакли пурраву пухтаи шеърӣ баён намудани афкори пешқадами замон аз нубуғи шоирии сухансарои панҷрӯдӣ далолат медиҳад. Аз байти зер метавон хулоса баровард, ки ин адиби сермаҳсул дар ҳақиқат луғати тафсирӣ ҳам доштаасту он ба назм навишта шуда, дар ин дарозои таърих мансух гардидааст:

*В-агар паҳлавонӣ надонӣ забон,*
*Варазрӯдро Моваруннаҳр хон.*

Пеш аз ҳама, қайд кардан лозим аст, ки вақте устод Рӯдакӣ ба ҳаёти дарбор наздик шуд, таҷаммулу ҳашмат ва зиндагии лоуболонаи аҳли он ба эҷодиёти ӯ бетаъсир намонд. Ва сиёсати нисбатан ба оммаи васеи халқ пешгирифтаи Сомониён табиист, ки боиси ҳусни таваҷҷӯҳи касони пешқадам, аз ҷумла маликушшуарои вақт низ гардид. Аз ин ҷост, ки дар назми давраи дарбории устод Рӯдакӣ мо мадҳуситойиши самимонаи амирони сомонӣ ва корномаҳои онҳоро мебинем. Дар лирикаи ин солҳо як оҳанги хушию хурсандӣ лоуболии айёми пурҷӯшу хурӯши ҷавонӣ, фароғату осойиши халалдорнашуда бо тароввати сухани ноб ҷилвагар мешавад:

*Бар рухаш зулф ошиқ аст чу ман,*
*Лоҷарам, ҳамчу ман-ш нест қарор.*
*Ману зулфайни ӯ нигунасорем,*
*Ӯ чаро бар гул асту ман бар хор?!*

Зиндагӣ ба ин осойиши зоҳирии шоир зуд хотима гузошт. Устод Рӯдакӣ дар як ҳолати вазнин ва пурмусибат

аз дарбор ронда гашт. Ба назари мо, оҳангҳои ғамангез ва маъюсонае, ки аз байтҳои ҷудогонаи ӯ пайдост, айнан ба солҳои охири умраш тааллуқ дорад. Шоире, ки як вақтҳо шодию хушӣ ва лаззати ҳаётро тараннум мекард, акнун аз нопойдорӣ ва бевафоии дунё лаб ба шиква мекушояд:

*Ба саройи сипанҷ меҳмонро*
*Дил ниҳодан ҳамешагӣ на равост.*
*Бо касон буданат чӣ суд кунад,*
*Ки ба гӯр андарун шудан танҳост.*

Аммо устод Рӯдакӣ ба ин хулосаи навмедона ва дунёбезорӣ қаноат накардааст. Табаддулоти фикрӣ ва зарбаҳои беамони рӯзгор ӯро ба хулосаҳои амиқи иҷтимоӣ меорад. Шоир дар як қитъаи шеъраш менависад, ки бо аъёну ашроф нишастан ва ҳадяҳои онҳоро қабул кардан ба ҷуз пушаймонӣ дигар суде барояш набахшидааст. Ҳамин аст, ки вай суханро ба муқобили беадолативу зулму ситам ҳамчун силоҳи разманда истифода намуда, бе ягон тарсу биму ҳарос аз ҳукуматдорони замонаш ранҷида, овоз баланд мекунад:

*Басе нишастам ман бо акобиру аъён,*
*Биёзмудамашон ошкору пинҳонӣ.*
*Нахостам зи таманно, магар ки дастурӣ,*
*Наёфтам зи атоҳо, магар пушаймонӣ!*

Эҳтимоли қавӣ меравад, ки он байту қитъаҳое, ки шоир дар онҳо аз нобаробарии иҷтимоӣ ва хорию зиллати аҳли илму хирад сухан меронад, дар охири ҳаёти ӯ эҷод шудаанд. Ва он байтҳое, ки муҳтавои баланди ахлоқӣ, ташвиқи илмдӯстиву донишомӯзӣ, инсондӯстӣ ва ғайра доранд, дар давраи дар дарбор кору фаъоли-

ят доштанаш рӯйи коғаз омадаанд. Ин эҳтимоли моро чунин далеле боз бештар собит менамояд, ки манзумаи ахлоқии «Калила ва Димна», ки ба марҳалаи маълуми эҷодиёти устод Рӯдакӣ бешубҳа таъсири калон дошт, маҳз бо пешниҳоду хоҳиши амири сомонӣ Насри II навишта шудааст. Дар бораи он ки устод Рӯдакӣ «Калила ва Димна»-ро ба назм даровардааст, Абулқосими Фирдавсӣ (934 -1020м.) менависад:

*«Калила» ба тозӣ шуд аз паҳлавӣ*
*Бад- он сон, ки акнун ҳамебишнавӣ.*
*Ба тозӣ ҳамебуд то гоҳи Наср,*
*Бад -он гаҳ ки шуд дар ҷаҳон шоҳ Наср.*
*Гаронмоя Булфазл дастури ӯй,*
*Ки андар сухан буд ганҷури ӯй,*
*Бифармуд, то порсии дарӣ*
*Бигуфтанду кӯтоҳ шуд доварӣ.*
*В-аз он пас бад-ӯ расму рой омадаш,*
*Бар- ӯ - бар хирад раҳнамой омадаш.*
*Ҳамехостӣ ошкору ниҳон,*
*К-аз ӯ ёдгоре бувад дар ҷаҳон.*
*Гузорандаро пеш биншонданд,*
*Ҳаме нома бар Рӯдакӣ хонданд.*
*Бипайваст гӯё парокандаро,*
*Бисуфт инчунин дурри огандаро...*

Дар «Шеъру-л-Аҷам»-и Шиблии Нӯъмонӣ омадааст, ки «Калила ва Димна» ибтидо аз санскрит ба порсӣ тарҷума шуда, лекин вақте ки Абдуллоҳ ибни Муқаффаъ онро ба арабӣ тарҷума карда, нусхаи порсии он ба куллӣ аз равнақ афтод ва бад-ин ҷиҳат Насри II ибни Аҳмади Сомонӣ амр кард ба Рӯдакӣ, ки онро дар форсӣ

ба ҳуллаи назм биёварад.[1] «Калила ва Димна» аз қиссаву ҳикояҳои пандомезе фароҳам омадааст, ки аз забони ҳайвонот нақл шуда, масоили муҳимми ахлоқӣ ва иҷтимоиро дар бар мегирад. Мувофиқи ҷамъбасти тадқиқотҳои мавҷуда ин маснавӣ дар 12 ҳазор байт суруда шуда, мутаассифона, ҳоло аз он камобеш 150 байт боқӣ мондаасту бас. Тавре ки Унсурӣ хабар медиҳад, устод Рӯдакӣ баъди хатми «Калила ва Димна» аз амири вақт чиҳил ҳазор дирам ато гирифта будааст:

*Чиҳил ҳазор дирам Рӯдакӣ зи меҳтари хеш*
*Ато гирифт ба назми «Калила» дар кишвар.*

Ғайр аз «Калила ва Димна» устод Рӯдакӣ маснавиҳои «Синдбоднома» ва «Даврони Офтоб» низ доштааст, ки аз онҳо ҳам абёти каме ба мо расидааст. Аз шаш маснавии дигари шоир абёти пароканда боқӣ монда бошанд ҳам, номи онҳо аз рӯйи авроқи мавҷуда сутурда шудаанд.

Қисми зиёди ашъори устод Рӯдакиро, бешубҳа, қасидаҳое ташкил мекунанд, ки ӯ ба мадҳи амирони сомонӣ, ба қаҳрамонии сарлашкарони онҳо ва ашхоси дигари воломақоми он давр бахшидааст. Аз ин қасидаҳо танҳо як қасида, ки ба он номи шартии «Модари май» додаанд ва дар 94 байт мебошад, мукаммал боқӣ мондааст. Ин қасида бо дархости амири сомонӣ Наср ибни Аҳмади Сомонӣ ба волии Систон амир Бӯҷаъфар Аҳмад ибни Муҳаммад бахшида шуда, аз рӯйи он дар бораи услуби мадеҳасароии устод Рӯдакӣ ба андозаи муайян ҳукм кардан мумкин аст. Қасидаи дигари шоир, ки аз 34 байт

1. *Шиблии Нуъмонӣ*. Шеъру -л -Аҷам ё таърихи шуъаро ва адабиёти Эрон. Тарҷумаи Саййид Муҳаммадтақӣ Фахриддини Гелонӣ. Теҳрон, 1368. –С. 24.

иборат, бо номи «Шикоят аз пирӣ» маъруф аст, эҳтимол аст мукаммал ба мо расида бошад. Аз нигоҳи мавзӯъ ин қасида қасидаи шарҳиҳолӣ мебошад. Ғайр аз ин, аз қасидаҳои шоир порчаҳои ҷудогона ва як ташбиби қасида, ки дар он тасвири ниҳоят моҳиронаи манзараи баҳор дода шудааст, мондааст.

Ҳиссаи хеле калони ашъори устод Рӯдакӣ аз таронаҳои ошиқона иборат аст, ки онҳоро он вақт ғазал мегуфтанд. Ин гуна шеърҳоро аксаран васфи ишқу маъшуқа, маю базмҳои хурсандӣ ва аҳволи рӯҳияи хуши шоир ташкил додаанд. Ҳаҷвияҳои шоир низ латиф ва гоҳе тезу тунд гуфта шудаанд. Чанд порчае, ки аз марсияҳои шоир боқӣ мондаанд, ниҳоят муассир ва ҷонгудозона иншо шудаанд.

Ашъори устод Рӯдакӣ асосан дар жанрҳои ғазал, қасида, рубоӣ, маснавӣ эҷод шудааст. Номгӯйи мухтасари осори ӯ ба он далолат мекунад, ки мероси адабии шоир ба тарзи ҳайратангез бузург будааст ва теъдоди каме, ки имрӯз ба мо расидааст, аз уқёнуси беканори эҷодии вай ҷӯйи равоне беш нест.

Эҷодиёти устод Рӯдакӣ инъикоси давраи ниҳоят муҳим ва илова бар ин пурталотуми таърихии мост. Дар ашъори ӯ на танҳо инъикоси лаҳзаҳои ҷудогонаи зиндагии шахсии суханвар, балки воқеъаҳои бузурги иҷтимоъӣ таҷассум ёфтаанд. Имрӯз аҳамият ва арзиши эҷодиёти устод Рӯдакӣ дар он аст, ки шоир дар шеърҳояш фикрҳои пешқадами замон – инсондӯстӣ, адолатпарварӣ, нафрат ба зулму ситам, ишқу муҳаббат, оҳангҳои ҳаётдӯстиву ватанпарварӣ, ситоиши хирад, тавсифи илм ва дастовардҳову пешрафти маънавиро тараннум кардааст. Дуруст аст, ки номукаммалӣ, парокандагӣ ва гоҳе номураттабии ашъори бозмондаи ӯ имкон намедиҳад, ки ҷаҳонбинии шоирро бо тафсил ва тартиби муайян муқаррар намоем. Бо вуҷуди ин аз осори бозмондаи ус-

тод ҳикматҳои фалсафӣ ва андешаҳои амиқи иҷтимоӣ ҷилвагаранд.

Муҳаққиқон устод Рӯдакиро ҳамчун суханвари ҳаким шинохтаанд. Ҳамин аст, ки дар осори бозмондаи ӯ панду насиҳат, суханҳои ҳикматомез, ки хислатҳои беҳтарини одамиро тарғиб ва рафтори ношойистаи онро маҳкум мекунад, ниҳоят бисёр аст. Таъсири бузурги суханони ҳикматомези ӯ гуфтаҳои берӯҳи хушку холӣ набуда, балки натиҷаи таҷрибаи ҳаёти ҳаррӯза, ҷамъбасти хирадмандонаи рафти зиндагӣ мебошад. Аз ин сабаб аксари суханҳои пандомӯзи ӯ барои имрӯзи мо низ аҳамияти бузурги маънавӣ дорад.

Устод Рӯдакӣ ҳамчун шоир ва донишманди бузург, ки умри дароз дида, шоҳиди воқеаҳои сиёсиву фардии ҷомеа шуда буд, барояш таҷриба ва гузашти рӯзгор сарчашма ва нуктаи маърифат дониста мешуд. Агар одамӣ аз таҷрибаи ҳаёт, воқеъияти мавҷуда чизеро дарк карда натавонад, пас ҷамъбасту насиҳати назарии ҳеҷ донишманд ба вай ибрат шуда наметавонад:

*Ҳар кӣ н-омухт аз гузашти рӯзгор,*
*Низ н- омӯзад зи ҳеч омӯзгор.*

Яке аз ғояҳои беҳтарине, ки шоири ҳаким тарғиб мекунад, инсондӯстист. Устод Рӯдакӣ ба озор додани касон, куштори бегуноҳону бечорагон қатъан муқобил мебарояд. Дар шеъре пандомӯзонааш мегӯяд, ки теғу шамшер фақат барои куштор ба дасти одам дода нашудааст ва агар чунин бошад, ин гуноҳи азиме хоҳад буд назди Худову бандагон:

*Чун тег ба даст орӣ, мардум натавон кушт,*
*Наздики Худованд бадӣ нест фаромушт...*

Аз устод Рӯдакӣ абёте ба мо расидааст, ки дар онҳо шоир одамонро ба хоксориву тавозӯъ ва ҳалимӣ даъват мекунад, зеро ба андешаи шоир дар баъзе мавридҳо пешхезиву беандешагӣ дар ҳаёт воқеаҳо ва натиҷаҳои нохуш ба бор меоранд:

*Замона гуфт маро: - Хашми хеш дор нигоҳ,*
*Киро забон на ба банд аст, пой дар банд аст.*

Илму дониш қувваи бузургест. Инсон бо ҳар роҳу васила бояд пеш аз ҳама дониш омӯзад, зеро:

*Дониш андар дил чароғи равшан аст*
*В-аз ҳама бад бар тани ту ҷавшан аст!*

Устод Рӯдакӣ на танҳо шоири забардаст, ҳамзамон донишманди комил буд. Чунон ки ишора рафт, ӯ бо таърихи фалсафаи Юнони қадим, мамолики Шарқ ва бо афкори фалсафии замони худ ба хубӣ ошно буд. Вай аввало асоси ҳамаи воқеъиятро моддиёт медонад, зеро дар як шеъри ӯ ин мисраъро мехонем:

*Халқ зи хоку зи обу оташу баданд...*

Чунин таълимоте, ки асоси моддии дунёро аносири чаҳоргона ҳисоб мекард, дар Шарқ то асрҳои охир барқарор буд.

Шоир ҳақиқати воқеиро ҳамеша дар табаддулот медид, яъне ҷаҳон дар ҷунбиш ва табодул аст, кӯҳна мемирад ва нав пайдо мешавад. Ин андеша дар қасидаи «Шикоят аз пирӣ» чунин баён шудааст:

*Ҷаҳон ҳамеша чу чашмест гирду гардон аст,*
*Ҳамеша, то бувад ойин-ш, гирдгардон буд.*

*Ҳамон, ки дармон бошад, ба ҷойи дард шавад,*
*Ва боз дард ҳамон, к-аз нахуст дармон буд.*
*Куҳан кунад ба замоне, ҳамон куҷо нав буд*
*Ва нав кунад ба замоне ҳамон, ки хулқон буд.*
*Басо шикастабиёбон, ки боғи хуррам буд*
*Ва боғи хуррам гашт, он куҷо биёбон буд...*

Абёти ниҳоят кам ба рӯзгори мо расидаи Рӯдакӣ дар воқеъ ҳам бо маъниҳои баланду пурвусъат моро дар ҳайрат мегузорад. Гӯё мо дар зарра офтобро мебинем, дар як тасвири байт манзараи табиати зебои кишварамонро тасаввур менамоем, дар мисраъу байтҳои ӯ мо ба гузаштаҳои дурамон сафар мекунем. Афсӯс ки ин маъниҳо то имрӯз кашф нашудаву таҳқиқ нагардидаанд.

Шеъри Рӯдакӣ баробари маъниҳои олӣ бо санъати нотакрор ва бикри сухани манзум, бо ташбеҳоту истиороти танҳо рӯдакивори худ имрӯз ҳам дар олами шеъри форсӣ мақому манзалате дорад, ки ба он расидан ё тақлид кардан амри муҳол аст. Ин ҳамон саҳли мумтанеъ аст, ки дар сифати шеъри Рӯдакӣ устод Айнӣ ба кор бурдааст. Орзуи ба мақоми сухани Рӯдакӣ расиданро шоири бузурги асри Х1, маликушшуарои доираи адабии Ғазнин устод Унсурӣ кардааст:

*Ғазал рӯдакивор некӯ бувад,*
*Ғазалҳои ман рӯдакивор нест.*
*Агарчи бикӯшам ба борик ваҳм,*
*Бад-ин парда - андар маро бор нест.*

Рашидии Самарқандӣ шоири қарни XIII гуфтааст:

*Гар сарӣ ёбад ба олам кас ба некушоирӣ,*
*Рӯдакиро бар сари он шоирон зебад сарӣ.*

Рашидӣ мегӯяд, ки Рӯдакӣ на танҳо пешсаф, пешоҳанг ва сарвари шеъри замони худ, балки имрӯз ҳам дар мартабаи устодӣ ба беҳтарин шоирҳо мебошад. Мо ҳоло аз арзёбӣ ва фикрҳои ноқидони сухани асрҳои гузашта дар ҳаққи шеъри Рӯдакӣ худдорӣ мекунем. Танҳо баъзе мулоҳиза ва мушоҳидаҳои худро дар боби санъати сухани Рӯдакӣ мехоҳем мухтасаран ба арз расонем.

Сабаб чист, ки шеъри Рӯдакӣ бо ҷазобати худ имрӯз ҳам хонандаро ба шӯру ҳаяҷон меорад, хонандаи имрӯз гӯё сухани шоири ҳамасри худро мешунавад. Сабаби ин, ба назари мо, пеш аз ҳама дар он аст, ки шоир дар тамоми санъатҳои шеър, махсусан дар ташбеҳ ва истиора, ҳеч гоҳ ба фикрҳои муҷаррад, торик ва намоҳои абстракт роҳ намедиҳад ва ҳамеша ба воқеият, ба ҳаёти зинда рӯй меорад. Аз ин ҷост, ки шеърҳои ӯ на ақли мантиқӣ, балки ҳаяҷони хонандаро бедор мекунад:

*Дило, то кай ҳамеҷӯйӣ манеро,*
*Чӣ кӯбӣ беҳуда сард оҳанеро?!*
*Дилам чун арзане, ишқи ту кӯҳе,*
*Чӣ сой зери кӯҳе арзанеро?!*

Шоир худро ба оҳани сард монанд кардааст, яъне ҷӯшиши ишқ фурӯ нишастааст ва дигар ҳуҷуми ишқ ба сари ӯ оҳани сардеро кӯфтан аст. Ишқ ҳиссиёти бузург чун кӯҳ, дили шоир дар пеши он нотавон ва наҳиф аст – мисли донаи арзане.

Рӯдакӣ дар тавсифи табиат, дар тасвири рангу тобишҳои гул, сабзаву дарахтон.... низ чунин тарзи тасвирро пеш гирифтааст. Тасвирҳои ӯ чунон равшан ва барҷаста аст, ки кас аз хондани он гӯё ин манзараро дар рӯи лавҳаи рассоми моҳире медида бошад, лаззати комиле мебардорад. Бибинед, тасвири сабзиши бунафшаҳои навхез бо сухани шоир чӣ гуна аст:

*Бунафшаҳои тарӣ хайл-хайл сар бар кард*
*Чу оташе, ки ба гӯгирд бардавид кабуд.*

Вақте ки гӯгирд (кибрити сулфур)-ро рӯйи оташ гузоранд, сӯзиши он як ранги латифи бунафштоб медиҳад. Ранги бунафшаи навхезро ба ранги чунин оташи кибрит ташбеҳ кардан бо нигоҳи борикбинонаи санъаткор имкон дорад.

Боз як ҷиҳати санъати тасвири Рӯдакиро мухтасаран шарҳ бояд дод. Шоир агар ишқ, ҳаяҷон ва ҳолати рӯҳияи инсонӣ, хурсандии зиндагӣ ва хусусан майро тасвир кунад, намоҳоро бештар аз табиат мегирад. Ва баръакс, агар ба тасвири табиат гузарад, он гоҳ ташбеҳу истиораи ӯ ба олами инсонӣ меояд. Дар натиҷа намоҳои шоиронаи Рӯдакӣ гӯё дар пеши назар равшан мутасаввир мегардад.

*Замоне барқ пурханда, замоне раъд пурнола*
*Чунон чун модар аз сӯги арӯси сездаҳсола.*
*Ва гашта з-ин паранди сабз шохи беди бунсола*
*Чунон чун ашки маҳҷурон нишаста жола бар лола.*

Маъниҳои баланд ва саноеъи сухан дар ашъори Рӯдакӣ бо забони ниҳоят сода ва мардумӣ суруда шудааст. Рӯдакӣ шеърро аз такаллуфоти бадеиёти шеъри араб ва таъсири калимоти арабӣ озод кард ва дар шеъри худ таъбиру вожаҳои тозаи форсии дариро ба кор бурд. Баъзе шеърҳои Рӯдакӣ чунон содаву оҳанги имрӯза доранд, ки тасаввур мекунед шоир ин байтҳоро на ҳазор сол пеш, балки дирӯз ё имрӯз гуфтааст.

Аз ин мисолҳо хулосае ба миён меояд, ки устод Рӯдакӣ суханвар ва санъаткори нотакроре буд, ки воқеаҳои зиндагиро на танҳо бо ҳисси баланди шоиронааш қабул мекард ва ба риштаи тасвир мекашид, балки онро бо фалсафаи ақли пурзаковат низ дарк ва ҷамъбаст менамуд. Аз

ин ҷост, ки таъсири назми ӯ ба суханварони баъдӣ ниҳоят калон аст.

❁ ❁ ❁

Осори бозмондаи устод Рӯдакӣ борҳо интишор ёфтааст. Аввалин касе, ки дар ин ҷода қадами устувор гузошт, Ҳерман Эте – ховаршиноси олмонӣ буд. Вай дар ҷамъоварии мероси адабии Рӯдакӣ аз 24 маъхаз 52 қитъа шеъри ӯро, ки 242 байт аст, соли 1873 ҳамчун замимаи мақолаи «Рӯдакӣ – шоири Сомониён» (дар шумораи 25-уми маҷаллаи «Анҷумани подшоҳии улум ва Донишгоҳи Гёттинген») бо тарҷумаи олмонӣ интишор дод. Дар байни солҳои 1930 – 1940 адабиётшиноси маъруфи Эрон Саъид Нафисӣ роҷеъ ба рӯзгору осори устод Рӯдакӣ бо номи «Аҳвол ва ашъори Абӯабдуллоҳ Ҷаъфар ибни Муҳаммад Рӯдакии Самарқандӣ» тадқиқоти сеҷилда навиштаву ба нашр расонид, ки дар ҷилди севуми он дар заминаи 78 маъхази қаламӣ 832 байт аз ашъори бозмондаи шоир ҷой дода шудааст. Соли 1958 1100-солагии устод Рӯдакӣ дар Тоҷикистон таҷлил гардид. Ба ин муносибат Нашриёти давлатии Тоҷикистон «Осори Рӯдакӣ»-ро зери назари Абдулғанӣ Мирзоев чоп намуд (Сталинобод, 1958), ки дар он 977 байт ашъори бозмондаи ӯ гирдоварӣ шуд. Дар нашри дувуми асари Саъид Нафисӣ, ки бо номи «Муҳити зиндагӣ ва аҳволу ашъори Рӯдакӣ» соли 1962 дар Теҳрон ба табъ расида, теъдоди абёти бозмондаи устод Рӯдакӣ ба 1047 байт расид. Дар ҳамин заминаҳои мӯътамад баъдтар нашрҳои ҷомеъи ашъори бозмондаи устод Рӯдакӣ бо номҳои «Осори манзум» бо тараҷумаи русӣ таҳти назари И.С. Брагинский, «Шеърҳо» бо тавзеҳу шарҳи луғот ва таҳияи У. Каримов ва С.Саъдиев, «1000 мисраъи Рӯдакӣ» дар таҳияи Р.Ҳодизода ва А.Афсаҳов, «Ашъор» дар таҳияву тарҷума ва тавзеҳоту муқаддимаи Л.И. Брагинская, «Гузидаи

ашъори Рӯдакӣ» бо пажӯҳиш ва шарҳи Ҷаъфари Шоир ва Ҳасани Анварӣ, «Девони Рӯдакии Самарқандӣ» ва «Девони Рӯдакӣ» дар таҳияи Манучеҳри Донишпажӯҳ, «Насими Мӯлиён» дар таҳияи Асрори Раҳмонфар, «Рӯдакӣ» бо таҳқиқ ва баргардонии чопи дувуми осори бозмондаи нашри Саъид Нафисӣ аз ҷониби Абдулманони Насриддин, Рӯдакӣ «Девон» дар таҳияи Саййидрасули Мӯсавӣ, Масъуд Қосимӣ ва А. Мирбобоев интишор ёфтанд, ки ҳар як аз ин маҷмӯаҳо дар кори ҷамъоварӣ, тасҳеҳу тавзеҳ ва таъбу нашри мероси адабии шоир хидмати шоиста дониста мешаванд.

Девоне, ки ҳоло ба хонандаи гиромӣ пешкаш мегардад, аз нигоҳи тартибу танзим ва тасҳеҳу тавзеҳ аз он чи то ҳол ба чоп расидааст, тафовуте дорад. Дар ин ҷо натиҷаи заҳмати панҷсолаи мураттибон, ки аз пайи омода намудани матни илмии осори бозмондаи устод Рӯдакӣ кашидаанд, бори нахуст ба хонандагон тақдим мегардад. Тафсили кори мо ва шарҳи истифода аз маъхазу сарчашмаҳо, инчунин таълиқоту феҳрастҳо дар нашри мукаммали матни интиқодии шеъри устод Рӯдакӣ ба муносибати 1150-солагии ҷашни шоир ба табъ хоҳад расид.

Дар охири девони ҳозир, барои осон намудани ниёзи хонанда тавзеҳи номҳо ва вожаномаи мухтасар илова гардид. Ин ҷо кӯшиш намудем, ки дар шарҳи ин ё он калимаи душворфаҳм бо нишон додани маънии ба матни шоир наздик иктифо кунем.

Умедворем, ки китоби мазкур бо ҳусни таваҷҷӯҳ ва тафоҳум аз ҷониби аҳли қаламу дониш пазируфта мешавад ва онҳо дар беҳтар намудани чопҳои оянда девони Рӯдакӣ ба мо ионат ва иноят хоҳанд кард.

***РАСУЛ ҲОДИЗОДА***
***АЛИИ МУҲАММАДИИ ХУРОСОНӢ***

Зиҳӣ, фузуда ҷамоли ту зебу ороро,
Шикаста сунбули зулфи ту мушки сororo.

Қасам бар он дили оҳан хурам, ки аз сахтӣ
Ҳазор тарҳ ниҳода-ст санги хороро,

Ки аз ту ҳеч мурувват тамаъ намедорам,
Ки кас надида зи сангиндилон мудороро.

Ҳазор бор Худоро шафеъ меорам,
Вале чӣ суд, чу ту нашнавӣ «худоро»-ро?!

Ту Рӯдакӣ ба ғуломӣ қабул агар бикунӣ,
Ба бандагӣ написандад ҳазор Дороро!

Дило, то кай ҳамеҷӯйӣ манеро,
Чӣ дорӣ дӯст ҳарза душманеро?!

Чаро ҷӯйӣ вафо аз бевафое,
Чӣ кӯбӣ беҳуда сард оҳанеро?!

Аё савсанбуногӯше, ки дорӣ
Ба рашки хештан ҳар савсанеро!

Яке з-ин барзани нороҳ бар шав,
Ки бар оташ нишонӣ барзанеро.

Дили ман арзане, ишқи ту кӯҳе,
Чӣ сойӣ зери кӯҳе арзанеро?

Бибахшо, ай писар, бар ман бибахшо,
Макуш дар ишқ хира чун манеро!

Биё, инак нигаҳ кун Рӯдакиро,
Агар бе ҷон равон хоҳӣ танеро.

Ба Ҳақ нолам зи ҳаҷри дӯст зоро
Саҳаргоҳон чу бар гулбун ҳазоро.

Қазо гар доди ман настонад аз ту,
Зи сӯзи дил бисӯзонам қазоро.

Чу ораз барфурӯзӣ, мебисӯзад
Чу ман парвона бар гирдат ҳазоро.

Нагунҷам дар лаҳад, гар з-он ки лахте
Нишинӣ бар мазорам сӯгворо.

Ҷаҳон ин асту чунин аст, то буд
Ва ҳамчунин бувад инанд, ёро!

Ба як гардиш ба шаҳоншоҳӣ орад
Диҳад дайҳиму тоҷу гӯшворо.

Ту-шон зери замин фарсуда кардӣ,
Замин дода мар эшонро зағоро.

Аз он ҷонтӯз лахте хуни раз деҳ,
Сипарда зери пой-андар сипоро!

Пӯпак дидам ба ҳаволий Сарахс,
Бонгак барбурда бар абр-андаро.

Чодараке дидам рангин бар ӯ,
Ранг басе гуна бар он чодаро.

Ҷаҳоно, чунинӣ ту бо баччагон,
Ки гаҳ модарӣ, гоҳ модандаро!

На позер бояд туро, на сутун,
На девори хишту на з-оҳан даро!

Кас фиристод ба сир-андар Айёр маро,
Ки макун ёд ба шеър-андар бисёр маро.

В-ин фажаҳ пир зи баҳри ту маро хор гирифт,
Бираҳонод аз ӯ Эзиди ҷаббор маро!

Ба номи неки ту, хоҷа, фирефта нашавам,
Ки номи неки ту дом асту зарқ мар нонро.

Касе, ки дом кунад номи нек аз пайи нон,
Яқин бидон ту, ки дом аст нон-ш мар ҷонро!

Гирифт хоҳам зулфайни анбарини туро,
Ба бӯса нақш кунам барги ёсамини туро.

Ҳар он замин, ки ту як раҳ бар ӯ қадам биниҳӣ,
Ҳазор саҷда барам хоки он замини туро.

Ҳазор бӯса диҳам бар сиҳои номаи ту,
Агар бибинам бар муҳри ӯ нигини туро.

Ба теғи ҳиндӣ, гӯ, дасти ман ҷудо бикунанд,
Агар нигарам рӯзе ман остини туро.

Агарчи хомуш мардум, ки шеър бояд гуфт,
Забони ман ба равӣ гардад офарини туро!

Бо ошиқон нишину ҳаме ошиқӣ гузин,
Бо ҳар кӣ нест ошиқ, кам кун қариниё.

Бошад гаҳи висол бибинанд рӯйи дӯст,
Ту низ дар миёнаи эшон бибиниё.

То андар он миёна, ки бинанд рӯйи ӯ,
Ту низ дар миёнаи эшон нишиниё!

Гар ман ин дӯстии ту бибарам то лаби гӯр,
Бизанам наъра, валекин зи ту бинам ҳунаро…

Асари мир нахоҳам, ки бимонад ба ҷаҳон,
Мир хоҳам, ки бимонад ба ҷаҳон-дар асаро.

Ҳар киро рафт, ҳамебояд рафта шуморӣ,
Ҳар киро мурд, ҳамебояд мурда шуморо!

Омад баҳори хуррам бо рангу бӯйи тиб,
Бо сад ҳазор нузҳату ороиши аҷиб.

Шояд, ки марди пир бад-ин гаҳ шавад ҷавон,
Гетӣ бадил ёфт шабоб аз пайи машиб.

Чархи бузургвор яке лашкаре бикард,
Лашкар-ш абри тираву боди сабо нақиб.

Наффот барқи равшану тундар-ш таблзан,
Дидам ҳазор хайлу надидам чунин маҳиб.

Он абр бин, ки гиряд чун марди сӯгвор
В-он раъд бин, ки нолад чун ошиқи каиб.

Хуршедро зи абр дамад рӯй гоҳ-гоҳ
Чунон ҳисорие, ки гузар дорад аз рақиб.

Якчанд рӯзгор ҷаҳон дардманд буд,
Беҳ шуд, ки ёфт бӯйи суманбодро табиб.

Борони мушкбӯй биборид нав ба нав
В-аз барф баркашид яке ҳуллаи қасиб.

Кунҷе, ки барф пеш ҳамедошт, гул гирифт,
Ҳар ҷӯяке, ки хушк ҳамебуд, шуд ратиб.

Тундар миёни дашт ҳаме бод бардамад,
Барқ аз миёни абр ҳаме баркашад қазиб.

Лола миёни кишт бихандад ҳаме зи дур,
Чун панҷаи арӯс ба ҳинно шуда хазиб.

Булбул ҳаме бихонад дар шохсори бед,
Сор аз дарахти сарв мар ӯро шуда муҷиб.

Сулсул ба сарвбун-бар бо нағмаи куҳан,
Булбул ба шохи гул-бар бо лаҳнаки ғариб.

Акнун хуред бодаву акнун зиед шод,
К-акнун барад насиб ҳабиб аз бари ҳабиб.

Соқӣ гузину бодаву май хур ба бонги зер,
К-аз кишт сор ноладу аз боғ андалеб.

Ҳарчанд навбаҳор ҷаҳон аст ба чашм хуб,
Дидори хоҷа хубтар - он меҳтари ҳасиб.

Шеби ту бо фарозу фарози ту бо нишеб,
Фарзанди одамӣ ба ту - андар ба шебу теб.

Дидӣ ту рижу ком бад-ӯ - андарун басе,
Бо ридакони мутриб будӣ ба фарру зеб.

Гули садбаргу мушку анбару себ,
Ёсамини сапеду мӯрди базеб.

Ин ҳама яксара тамом шуда-ст
Назди ту, ай бути мулукфиреб.

Шаби ошиқ-т лайлатулқадр аст,
Чун ту берун кунӣ рух аз ҷилбеб.

Ба ҳиҷоб андарун шавад хуршед,
Гар ту бардорӣ аз ду лола ҳиҷеб.

В-он занахдон ба себ монад рост,
Агар аз мушк хол дорад себ.

Ба хирасар шумарад серхурда гурснаро,
Чунон ки дарди касон бар дигар касе хор аст.

Чу пусти рӯбаҳ бинӣ ба хони вотгарон,
Бидон, ки тухмати ӯ дунбаи ба саркор (?) аст!

Ин ҷаҳон пок хобкирдор аст,
Он шиносад, ки дил-ш бедор аст.

Некии ӯ ба ҷойгоҳи бад аст,
Шодии ӯ ба ҷойи темор аст.

Чӣ нишинӣ бад-ин ҷаҳон ҳамвор,
Ки ҳама кори ӯ на ҳамвор аст?!

Дониши ӯ на хубу чеҳра - ш хуб,
Зишткирдору хубдидор аст.

Чун теғ ба даст орӣ, мардум натавон кушт,
Наздики Худованд бадӣ нест фаромушт.

Ин теғ на аз баҳри ситамкорон карданд,
Ангур на аз баҳри набиз аст ба чархушт.

Исо ба раҳе дид яке кушта фитода,
Ҳайрон шуду бигрифт ба дандон сари ангушт.

Гуфто, ки киро куштӣ, то кушта шудӣ зор,
То боз кӣ ӯро бикушад, он ки туро кушт?!

Ангушт макун ранҷа ба дар кӯфтани кас,
То кас накунад ранҷа ба дар кӯфтанат мушт!

Имрӯз, ба ҳар ҳоле Бағдод Бухорост,
Куҷо мири Хуросон аст, пирӯзӣ он ҷост.

Соқӣ, ту бидеҳ бодаву мутриб, ту бизан руд,
То май хурам имрӯз, ки вақти тараби мост.

Май ҳасту дирам ҳасту бути лоларухон ҳаст,
Ғам нест в-агар ҳаст, насиби дили аъдост!

Он саҳни чаман, ки аз дами дай
Гуфтӣ дами гург ё паланг аст,

Акнун зи баҳори монавитабъ
Пурнақшу нигор ҳамчу «Жанг» аст.[1]

1. Ин қитъа дар чопҳои пешин бо як байти дигар омада, ки аз нигоҳи маънӣ ба ҳам барнамехуранд ва мо онро дар қисмати абёти пароканда ҷой додем.

Ба саройи сипанҷ меҳмонро
Дил ниҳодан ҳамешагӣ на равост.

Зери хок-андарун-т бояд хуфт,
Гарчи акнун-т хоб бар дебост.

Бо касон буданат чӣ суд кунад,
Ки ба гӯр-андарун шудан танҳост!

Ёри ту зери хок мӯру магас,
Чашм бикшо, бибин, кунун пайдост!

Он ки зулфайну гесуят пирост,
Гарчи динор ё дирам-ш баҳост,

Чун туро дид зард гуна шуда,
Сард гардад дилаш, на нобиност!

Рӯдакӣ чанг баргирифту навохт,
Бода андоз, к-ӯ суруд андохт.

В-он ақиқин майе, ки ҳар кӣ бидид,
Аз ақиқи гудохта нашнохт.

Ҳар ду як гавҳаранд, лек ба табъ
Ин бияфсурду он дигар бигдохт.

Нобисуда ду даст рангин кард,
Ночашида ба торак - андар тохт.

Замона панде озодвор дод маро,
Замонаро чу накӯ бингарӣ, ҳама панд аст.

Ба рӯзи неки касон, гуфт, ғам махур зинҳор,
Басо касо, ки ба рӯзи ту орзуманд аст.

Замона гуфт маро: - Хашми хеш дор нигоҳ,
Киро забон на ба банд аст, пой дар банд аст!

Охири ҳар кас аз ду берун нест:
Ё барозурданист, ё заданист.

На ба охир ҳама бифарсояд,
Ҳар кӣ анҷомрост, фарсуданист!

Бо хирадуманд бевафо бувад ин бахт,
Хештани хешро бикӯш ту як лахт.

Худ хуру худ деҳ, куҷо набуд пушаймон
Ҳар кӣ бидоду бихурд, аз он чи биялфахт?!

Меҳр мафкан бар ин саройи сипанҷ,
К-ин ҷаҳон пок бозию найранҷ.

Неки ӯро фасонаворӣ шав,
Бади ӯро камар-т сахт битанҷ!

Пешам омад бимдод он дилбар аз роҳи кадӯх
Бо ду рух аз шарм лаълу бо ду чашм аз сеҳр шӯх.

Остин бигрифтамаш, гуфтам, ки меҳмони ман ой,
Дод пӯшида ҷавобам: - Мӯрду анҷиру кулӯх!

Маро бисуду фурӯ рехт, ҳар чи дандон буд,
Набуд дандон, ло бал чароғи тобон буд.

Сапеду симрада буду дурру марҷон буд,
Ситораи саҳарӣ буду қатраборон буд,

Яке намонд кунун з-он, ҳама бисуду бирехт,
Чӣ наҳс буд? - Ҳамоно, ки наҳси Кайвон буд.

На наҳси Кайвон буду на рӯзгори дароз,
Чӣ буд? - Ман-т бигӯям: - Қазои Яздон буд.

Ҷаҳон ҳамеша чу чашмест гирду гардон аст,
Ҳамеша, то бувад ойин-ш, гирдгардон буд.

Ҳамон, ки дармон бошад, ба ҷойи дард шавад
Ва боз дард ҳамон, к-аз нахуст дармон буд.

Куҳан кунад ба замоне, ҳамон куҷо нав буд
Ва нав кунад ба замоне, ҳамон ки хулқон буд.

Басо шикастабиёбон, ки боғи хуррам буд
Ва боғи хуррам гашт, он куҷо биёбон буд.

Ҳаме чӣ донӣ, ай моҳрӯйи мушкинмӯй,
Ки ҳоли банда аз ин пеш бар чӣ сомон буд?!

Ба зулфи чавгон нозиш ҳамекунӣ ту бад-ӯ,
Надидӣ он гаҳ ӯро, ки зулф чавгон буд?!

Шуд он замона, ки рӯяш ба сони дебо буд,
Шуд он замона, ки мӯяш ба сони қатрон буд!

Чунон ки хубии меҳмону дӯст буд азиз,
Бишуд, ки боз наёмад, азиз меҳмон буд.

Басо нигор, ки ҳайрон буди бад-ӯ-дар чашм,
Ба рӯйи ӯ-дар чашмам ҳамеша ҳайрон буд.

Шуд он замона, ки ӯ шод буду хуррам буд,
Нишоти ӯ ба фузун буду бими нуқсон буд.

Ҳамехариду ҳамесахт бешумор дирам
Ба шаҳр, ҳар кӣ яке турки норпистон буд.

Басо канизаки некӯ, ки майл дошт бад-ӯ,
Ба шаб зиёрати ӯ назди ҷумла пинҳон буд.

Ба рӯз чунки наёрист шуд ба дидани ӯ,
Ниҳеби хоҷаи ӯ буду бими зиндон буд.

Набиди рӯшану дидори хубу рӯйи латиф
Агар гарон буд, зӣ ман ҳамеша арзон буд.

Дилам хизонаи пурганҷ буду ганҷ сухан,
Нишони номаи мо муҳру шеър унвон буд.

Ҳамеша шоду надонистаме, ки ғам чӣ бувад,
Дилам нишоту тарабро фарохмайдон буд.

Басо дило, ки ба сони ҳарир карда ба шеър,
Аз он сипас, ки ба кирдори сангу сандон буд.

Ҳамеша чашмам зӣ зулфакони чобук буд,
Ҳамеша гӯшам зӣ мардуми сухандон буд.

Аёл на, зану фарзанд на, маъунат на,
Аз ин ҳама танам осуда буду осон буд.

Ту Рӯдакиро, ай моҳрӯ, ҳамебинӣ
Бад-он замона надидӣ, ки инчунинон буд?

Бад-он замона надидӣ, ки зӣ чаман рафтӣ
Сурудгӯён, гӯйӣ, ҳазордастон буд.

Шуд он замона, ки ӯ унси родмардон буд,
Шуд он замона, ки ӯ пешкори мирон буд.

Ҳамеша шеъри варо зӣ мулук девон аст,
Ҳамеша шеъри варо зӣ мулук девон буд.

Шуд он замона, ки шеъраш ҳама ҷаҳон бинвишт,
Шуд он замона, ки ӯ шоири Хуросон буд.

Куҷо ба гетӣ буда-ст номвар деҳқон,
Маро ба хонаи ӯ сим буду ҳумлон буд.

Киро бузургию неъмат зи ину он будӣ,
Варо бузургию неъмат зи Оли Сомон буд.

Бидод мири Хуросон-ш чил ҳазор дирам,
Дар ӯ фузунии якпанҷи мири Мокон буд.

Зи авлиёш пароканда низ ҳашт ҳазор
Ба ман расид бад-он вақт, ҳоли хуб он буд!

Чу мир дид сухан, дод доди мардии хеш
Зи авлиёш чунон, к-аз амир фармон буд.

Кунун замона дигар гашту ман дигар гаштам,
Асо биёр, ки вақти асову анбон буд!

### *Дар марсияи Абулҳасан Муродӣ*

Мурд Муродӣ, на ҳамоно, ки мурд,
Марги чунон хоҷа на корест хурд!

Ҷони гиромӣ ба падар боз дод,
Колбади тира ба модар супурд.

Они малак бо малаке рафт боз,
Зинда кунун шуд, ки ту гӯйӣ бимурд.

Коҳ набуд ӯ, ки ба боде парид,
Об набуд ӯ, ки ба сармо фусурд.

Шона набуд ӯ, ки ба мӯе шикаст,
Дона набуд ӯ, ки заминаш фишурд.

Ганҷи заре буд дар ин хокдон,
К-ӯ ду ҷаҳонро ба ҷаве мешумурд.

Қолаби хокӣ суйи хокӣ фиканд,
Ҷону хирад сӯйи самовот бурд.

Ҷони дувумро, ки надонанд халқ,
Мисқалае карду ба ҷонон супурд.

Соф буд, омехта бо дурди май,
Бар сари хум рафту ҷудо шуд зи дурд.

Дар сафар афтанд ба ҳам, ай азиз,
Марвазию Розию Румию Курд.

Хонаи худ бозравад ҳар яке,
Атлас кай бошад ҳамтои бурд?!

Хомуш кун чун нуқат, эро малак
Номи ту аз дафтари гуфтан сутурд!

Сарсари ҳаҷри ту, ай сарви баланд,
Решаи умри ман аз бех биканд.

Пас, чаро бастаи ӯям ҳама умр,
Агар он зулфи дуто нест каманд?!

Ба яке ҷон натавон кард суол,
К-аз лаби лаъли ту як бӯс ба чанд!

Бифканад оташ андар дили ҳусн,
Он чи ҳиҷрони ту аз сина фиканд!

Шод зӣ бо сиёҳчашмон, шод,
Ки ҷаҳон нест ҷуз фасонаву бод!

З-омада шодмон бибояд буд
В-аз гузашта накард бояд ёд.

Ману он ҷаъдмӯйи ғолиябӯй,
Ману он моҳрӯйи ҳурнажод.

Некбахт он касе, ки доду бихурд,
Шӯрбахт он, ки ӯ нахурду надод.

Боду абр аст ин ҷаҳон, афсӯс,
Бода пеш ор, ҳар чӣ бодо, бод!

Шод буда-ст аз ин ҷаҳон ҳаргиз
Ҳеч кас, то аз ӯ ту бошӣ шод?!

Дод дида-ст аз ӯ ба ҳеч сабаб
Ҳеч фарзона, то ту бинӣ дод?!

Чаҳор чиз мар озодаро зи ғам бихарад
Тани дурусту хуйи неку номи неку хирад.

Ҳар он ки Эзидаш ин ҳар чаҳор рӯзӣ кард,
Сазад, ки шод зияд ҷовидону ғам нахурад!

Аз дӯст ба ҳар чиз чаро боядат озард,
К-ин айш чунин бошад - гаҳ шодию гаҳ дард!

Гар хор кунад меҳтар, хорӣ накунад айб,
Чун боз навозад, шавад он доғи ҷафо сард.

Сад нек ба як бад натавон кард фаромӯш,
Гар хор барандешӣ, хурмо натавон х(в)ард.

Ӯ хашм ҳамегирад, ту узр ҳамехоҳ,
Ҳар рӯз ба нав ёри дигар менатавон кард!

Малико, ҷашни Меҳргон омад,
Ҷашни шоҳону хусравон омад!

Хаз ба ҷойи малҳаму хиргоҳ
Бадали боғу бӯстон омад.

Мӯрд ба ҷойи савсан омад боз,
Май ба ҷойи арғавон омад.

Ту ҷавонмарду давлати ту ҷавон,
Май ба бахти ту навҷавон омад!

Гул дигар раҳ ба гулситон омад,
Вораи боғу бӯстон омад.

Вори озар гузашту шуълаи он,
Шуълаи лоларо замон омад!

Меҳтарони ҷаҳон ҳама мурданд,
Маргро сар ҳама фурӯ карданд.

Зери хок-андарун шуданд онон,
Ки ҳама кӯшкҳо баровarданд.

Аз ҳазорон ҳазор неъмату ноз
На ба охир ба ҷуз кафан бурданд.

Буд аз неъмат, он чӣ пӯшиданд
В-он чӣ доданду он чиро хурданд.

***Дар мадҳи Наср ибни Аҳмад***

Ҳотами Тойӣ туӣ андар сахо,
Рустами Дастон туӣ андар набард.

Не, ки Ҳотам нест бо ҷуди ту род,
Не, ки Рустам нест дар ҷанги ту мард!

Зулфи туро «ҷим» кӣ кард, он ки ӯ
Холи туро нуқтаи он «ҷим» кард?

В-он даҳани танги ту, гӯйӣ, касе
Донагаке нор ба ду ним кард.

Маро ту роҳати ҷонӣ, муъояна, на хабар,
Киро муъояна ояд, хабар чӣ суд кунад?!

Сипар бе пеш кашидам ханданги қаҳри туро,
Чу тир бар ҷигар ояд, сипар чӣ суд кунад?!

Ай рӯйи ту чу рӯзи далели муваҳҳидон
В-ай мӯйи ту чунон чу шаби мулҳид аз лаҳад.

Ай ман муқаддам аз ҳама ушшоқ, чун туӣ
Мар ҳуснро муқаддам чун аз калом «қад».

Маккӣ ба Каъба фахр кунад, мисриён ба Нил,
Тарсо ба усқуфу алавӣ б-ифтихори ҷад.

Фахри раҳӣ бад-он ду сияҳчашмакони туст,
К-омад падид зери ниқоб аз бари ду хад!

То кай гӯйӣ, ки аҳли гетӣ
Дар ҳастию нестӣ лаиманд?!

Чун ту тамаъ аз ҷаҳон буридӣ,
Донӣ, ки ҳама ҷаҳон кариманд.

Май орад шарафи мард ме падид,
Озоданажод аз дирамхарид.

Май озода падид орад аз бадасл,
Фаровон ҳунар аст андар ин набид.

Ҳар он гаҳ, ки хурӣ май, хуш он гаҳ аст,
Хоса чун гулу ёсаман дамид.

Басо ҳисни баландо, ки май гушод,
Басо курраи навзин, ки бишканид.

Басо дуни бахило, ки май бихурд,
Каримӣ ба ҷаҳон-дар пароканид.

Дер зиёд он бузургвор худованд,
Ҷони гиромӣ ба ҷонаш - андар пайванд.

Доим бар ҷони ӯ биларзам, зеро-к
Модари озодагон кам орад фарзанд.

Аз маликон кас чу ӯ набуд ҷавоне
Роду сухандону шермарду хирадманд.

Кас нашиносад ҳаме, ки кӯшиши ӯ чун,
Халқ надонад ҳаме, ки бахшиши ӯ чанд.

Дасту забон зарру дур пароканад ӯро,
Ном ба гетӣ на аз газоф пароканд.

Дар дили мо шохи меҳрбонӣ биншост,
Дил на ба бозӣ зи меҳри хоста барканд.

Ҳамчу муаммост фахру ҳиммати ӯ шарҳ,
Ҳамчу Абастост фазлу сирати ӯ Занд.

Гарчи бикӯшанд шоирони замона,
Мадҳ касеро касе нагӯяд монанд.

Сирати ӯ тухми кишту неъмати ӯ об,
Хотири маддоҳи ӯ замини барӯманд.

Сирати ӯ буд ваҳйнома ба Кисро,
Чунки ба ойин-ш «Пандномa» биёканд.

Сирати он шоҳ «Пандномa»-и аслист,
З-он ки ҳаме рӯзгор гирад аз ӯ панд.

Ҳар кӣ сар аз панди шаҳрёр бипечид,
Пойи тарабро ба доми гурм дарафканд.

Кист ба гетӣ хамирмояи идбор,
Он ки ба иқболи ӯ набошад хурсанд?

Ҳар кӣ нахоҳад ҳаме кушоиши кораш,
Гӯ: - Бишаву дасти рӯзгор фурӯ банд.

Ай малак, аз ҳоли дӯстон-ш ҳаменоз,
Ай фалак, аз ҳоли душманон-ш ҳамеханд!

Охири шеър он кунам, ки аввал гуфтам;
Дер зиёд он бузургвор худованд!

Фариштаро зи ҳаловат даҳон пуроб шавад,
Чу аз ҳаловати май дилбарам лабон лесад.

Равон зи дидаи афлокиён шавад Ҷайҳун,
Нисоли тират агар қабзаи камон лесад.

Бахокхуфтаи тири ту аз ҳаловати захм
Забон бароварду захмро даҳон лесад.

Агарчи умр басе буд, рӯзгор набуд,
Чунон ки буд, ба ночор хештан бахшуд.

Худойро биситудам, ки Кирдгори ман аст,
Забонам аз ғазалу мадҳи бандагон-ш насуд.

Ҳама ба тунбалу банд аст бозгаштани ӯ,
Шаранги нӯшомеғ асту рӯйи заррандуд.

Бунафшаҳои тарӣ хайл-хайл сар баркард,
Чу оташе, ки ба гӯгирд бардавид кабуд.

Биёву ҳон, бидеҳ он офтоб, к-аш бихурӣ,
Зи лаб фурӯ шаваду аз рухон барояд зуд.

Ҷаҳон ба коми худованд боду дер зиёд,
Бар ӯ ба ҳеч ҳаводис замона даст мадод.

Дурусту рост кунод ин масал Худой варо:
Агар бибаст яке дар, ҳазор дар бикшод.

Худои арш ҷаҳонро чунин ниҳод ниҳод,
Ки гоҳ мардум шодону гаҳ бувад ношод.

..........................................................................
Худой чашми бад аз мулки ту бигардонод!

Дарё ду чашму оташ бар дил ҳамефизояд,
Мардум миёни дарё, оташ чӣ гуна пояд?!

Бешак наҳанг дорад, дилро ҳамехасояд,
Тарсам, ки ногуворад, к-эдун на хурд хояд.

Анде, ки амири мо бозояд пирӯз,
Марг аз паси дидан-ш раво бошаду шояд.

Пиндошт ҳаме ҳосид, к-ӯ бознаёяд,
Бозомад, то ҳар шафаке жож нахояд.

Низ або некувон ҷанг намояд-т фанд,
Лашкари фарёд не, хоста не судманд.

Қанд ҷудо кун аз ӯй, дур шав аз заҳри данд,
Ҳар чи ба охир беҳ аст ҷони туро, он писанд!

Чун баччаи кабӯтар минқор сахт кард,
Ҳамвор кард парру биявганд мӯйи зард.

Кобукро нахоҳаду шох орзу кунад
В-аз шох сӯйи бом шавад боз гирдгард.

Дареғи мидҳати чун дурру обдор ғазал,
Ки чобукиш наёяд ҳаме ба лафз падид.

Асоси табъ саноят, бал қавитар аз он,
Зи олати сухан омад ҳаме ҳама монид.

Кадом наҳс баромад, ки-м аз ту ғоиб кард,
Кадом боди бало буд, к-аз туам бирбуд.

Якем хилъат пӯшид доғи фурқати ту,
Ки тори ӯст пушаймонию ғами дил пуд.

Кор ҳама рост, ончунон ки бибояд,
Ҳолати шодист, шод бошӣ, шояд!

Андуҳу андешаро дароз чӣ дорӣ?
Давлати ту худ ҳамон кунад, ки бипояд.

Ройи вазирон туро ба кор наёяд,
Ҳар чи савоб аст, бахт худ фармояд.

Чарх наёрад бадили ту зи халоиқ
В-он ки туро зод, низ чун ту назояд.

Эзид ҳаргиз даре набандад бар ту,
То сад дигар ба беҳтаре накушояд!

Ҳар бод, ки аз сӯйи Бухоро ба ман ояд,
Бо бӯйи гулу мушку насими суман ояд.

Бар ҳар зану ҳар мард куҷо барвазад он бод?!
Гӯйӣ, магар он бод ҳаме аз Хутан ояд.

Не, не, зи Хутан бод чунин хуш навазад ҳеч,
К-он бод ҳаме аз бари маъшуқи ман ояд.

Ай турки камарбаста, чунонам зи фироқат,
Гӯянд, қабои ту маро пераҳан ояд.

Ҳар шаб нигаронам ба Яман, то ту бароӣ,
Зеро ки Суҳайлию Суҳайл аз Яман ояд.

Кӯшам, ки бипӯшам, санамо, номи ту аз халқ,
То номи ту кам дар даҳани анҷуман ояд.

Бо ҳар кӣ сухан гӯям, агар хоҳаму гар не,
Аввалсуханам номи ту андар даҳан ояд.

***Дар мадҳи вазир Абуттаййиб ат-Тоҳири Мусъабӣ***

Маро ҷуди ӯ тоза дорад ҳаме,
Магар ҷудаш абр асту ман киштзор?!

Магӯ як су афкан, ки худ ҳам чунин
Бияндешу дидай хирад баргумор.

Або барқу бо ҷастани соъиқа,
Або ғулғули раъд дар кӯҳсор.

На моҳи Сиёмӣ, на моҳи фалак,
Ки инат ғулом асту он пешкор.

На чун пури мири Хуросон, ки ӯ
Аторо нишаста бувад Кирдгор!

Дарвозу даривоз фурӯ гашту баромад,
Бим аст, ки якбор фурӯ ояд девор.

Девори куҳангашта напардозад позер,
Як рӯз ҳама паст шавад, ранҷаш бигзор!

Бар рухаш зулф ошиқ аст чу ман,
Лоҷарам, ҳамчу ман-ш нест қарор.

Ману зулфайни ӯ нигунсорем,
Ӯ чаро бар гул асту ман бар хор?!

Ҳамчу чашмам тавонгар аст лабаш,
Он ба лаъл, ин ба луълуи шаҳвор.

То ба хок-андарат нагардонад,
Хоку мок аз ту барнадорад кор.

Рук, ки то пеши ёр бинмоӣ,
Дили ту хуш кунад ба хуш гуфтор.

Бод якчанд бар ту паймояд,
Андар оташ равон шавад бозор.

Лаъли майро зи дурҷи хум баркаш,
Дар кадунима кун, ба пеши ман ор![1]

1. Баъди ин байте омада, ки мо онро ба қисмати «Абёти бозмонда» гузаронидем.

Агар гул орад бор он рухони ӯ, на шигифт,
Ҳар ойина чу ҳама май хурад, гул орад бор.

Ба зулф кажж, валекин ба қадду қомат рост,
Ба тан дуруст, валекин ба чашмакон бемор.

Нигорино, шунидастам, ки гоҳи меҳнату роҳат
Се пероҳан салаб будаст Юсуфро ба умр-андар.

Яке аз кайд шуд пурхун, дувум шуд чок аз тухмат,
Севум Яъқубро аз бӯ-ш рӯшан гашт чашми тар.

Рухам монад бад-он аввал, дилам монад бад-он сонӣ,
Насиби ман шавад дар васл он пероҳани дигар.

Ба даври адли ту дар зери чархи миноӣ
Чунон гурехт зи даҳри дуранг ранги футур,

Ки боз шона кунад ҳамчу бод сунбулро
Ба неши чангали хунрез тораки усфур.

Чокаронат ба гаҳи разм чу хайётонанд,
Гарчи хайёт наянд, ай малики кишваргир!

Ба гази найза қади хасми ту мепаймоянд,
То бибурранд ба шамшеру бидӯзанд ба тир.

.................................................
Вақти шабгир бонги нолаи зер.

Дӯсто, он хурӯши барбат бу
Хуштар ояд ба гӯшам аз такбир!

Зории зеру ин мадор шигифт,
Гар зи дашт-андар оварад нахчир.

Тани ӯ тир на, замон ба замон
Ба дил-андар ҳамегузорад тир.

Гоҳ гирёну гаҳ бинолад зор
Бомдодону рӯз то шабгир.

Он забоновару забонаш на,
Хабари ошиқон кунад тафсир.

Гоҳ девонаро кунад ҳушёр,
Гаҳ ба ҳушёр-бар ниҳад занҷир.

Гар шавад баҳри кафи ҳаммати ту мавҷзанон
В-ар шавад абри сари рояти ту тӯфонбор,

Бар маволит бипошад ҳама дурру гавҳар,
Бар аъодит биборад ҳама шахкосаву хор.

Чархи фалак ҳаргиз пайдо накард
Чун ту яке сифлаи дуну жакур.

Хоҷа Абулқосим аз нанги ту
Барнакунад сар ба қиёмат зи гӯр.

Гирд кун, гирд кун дирам бисёр,
Ганҷхона бино кун аз динор.

Хост аз ҷони ту фиғону хурӯш
В-омад аз баҳри хоста пайкор.

Зиндагонӣ чи кӯтаҳу чи дароз,
На ба охир бимурд бояд боз?!

Ҳам ба чанбар гузор хоҳад буд
Ин расанро, агарчи ҳаст дароз.

Хоҳӣ, андар анову шиддат зӣ,
Хоҳӣ, андар амон ба неъмату ноз.

Хоҳӣ, андактар аз ҷаҳон бипазир,
Хоҳӣ, аз Рай бигир то ба Тароз.

Ин ҳама боду буди ту хоб аст,
Хобро ҳукм не магар ба маҷоз.

Ин ҳама рӯзи марг яксонанд,
Нашиносӣ зи якдигар-шон боз.

Рӯй ба меҳроб ниҳодан чӣ суд?
Дил ба Бухорову бутони Тароз.

Эзади мо васвасаи ошиқӣ
Аз ту пазирад, напазирад намоз!

Ҳамебароям бо он, ки барнаёяд халқ
Ва барнаёям бо рӯзгори хурдакурез,

Чу фазли мир Абулфазл бар ҳама маликон,
Чу фазли гавҳару ёқут бар набаҳра пашиз.

Замона аспу ту роиз, ба ройи хешат тоз,
Замона гӯю ту чавгон, барои хешат боз...

Агарчи чангнавозон латифдаст буванд,
Фидои дасти қалам бод дасти чангнавоз!...

Туӣ, ки ҷавру бахилӣ ба ту гирифт нишеб,
Чунонки доду саховат ба ту гирифт фароз.

Чун сипарам неҳ миёни базм ба Наврӯз,
Дар маҳи Баҳман битозу ҷони адӯ сӯз!

Боз ту беранҷ бошу ҷони ту хуррам,
Бо наю бо уду бо набиди Фанорӯз!

Гар на бадбахтаме, маро кӣ фиканд
Ба яке ҷоф-ҷофи зудғарас?

Ӯ маро пеши шер бипсандад,
Мaн натовам бар ӯ нишаста магас.[1]

1. Баъди ин байте омада, ки мо онро ба қисмати «Абёти бозмонда» гузаронидем.

### *Дар марсияи Шаҳиди Балхӣ*

Корвони Шаҳид рафт аз пеш
В-они мо рафта гиру меандеш:

Аз шумори ду чашм як тан кам
В-аз шумори хирад ҳазорон беш!

Раҳӣ савору ҷавону тавонгар аз раҳи дур
Ба хидмат омад некӯсиголу некандеш.

Писанд бошад мар хоҷаро пас аз даҳ сол,
Ки бозгардад пиру пиёдаву дарвеш?!

Басо, ки маст дар ин хона будаму шодон,
Чунон-к ҷоҳи ман афзун буд аз амиру мулук.

Кунун ҳамонаму хона ҳамону шаҳр ҳамон,
Маро нагӯй, ки аз чӣ шуда-ст шодӣ сӯк!

З-он май, ки гар сиришке аз он дарчакад ба Нил,
Сад сол маст бошад аз бӯйи ӯ наҳанг.

Оҳу ба дашт агар бихурад қатрае аз он,
Ғуррандашер гардаду н-андешад аз паланг!

Майи лаъл пеш ору пеши ман ой,
Ба як даст ҷому ба як даст чанг!

Аз он май маро деҳ, ки аз акси ӯ
Чу ёқут гардад ба фарсанг санг.

Касон, ки талхии заҳри талаб намедонанд,
Туруш шаванду битобанд рӯ зи аҳли суол.

Туро, ки мешунавӣ, тоқати шунидан нест,
Маро, ки металабам, худ чӣ гуна бошад ҳол?!

Ба шеъри шукр нигаҳ кун, ки Рӯдакӣ гуфта-ст:
— «Ҳама касеро дарвешӣ асту ранҷи иёл.

Ғаму аност маро, - гуфт, - з-ин зиёъу иқор,
Фиғон ҳамекунам аз ранҷи ганҷу зайъату мол».

Ҳама ҷамоли ту бинам, чу дида боз кунам,
Ҳама танам дил гардад, ки бо ту роз кунам.

Ҳаром дорам бо дигарон сухан гуфтан,
Куҷо ҳадиси ту ояд, сухан дароз кунам.

Ҳало, Рӯдакӣ, аз кас андарматоб,
Бикун, ҳар чи карданист бо мудом.

Ки фарғул барнадорад он рӯз,
Ки бар тахта туро сиёҳ шуд фом!

Дареғам ояд хондан газофвор ду ном,
Бузургвор ду ном аз газоф хондани ом:

Яке ки хубонро яксара накӯ хонанд,
Дигар, ки ошиқ гӯянд ошиқонро ном.

Дареғам ояд, чун мар туро накӯ хонанд,
Дареғам ояд, чун бар раҳит ошиқ ном.

Маро дилест, ки аз ғамгинӣ чу дур шавад,
Ба ғамгинон шаваду ғам фароз гирад вом.

Чун гусӣ кардамат ба дастаки хеш,
Гунаҳи хеш бар ту афкандам.

Хона аз рӯйи ту тиҳӣ кардам,
Дида аз хуни дил биёгандам.

Аҷаб ояд маро зи кардаи хеш,
К-аз дари гиряам ҳамехандам.

Чу дурпош гардад ба маънӣ забонам,
Расад марҳабо аз замину замонам!

Ба савту навову ба сити маъонӣ
Тараббахши рӯҳам, фараҳзойи ҷонам.

Хирад дар баҳо нақди ҳастӣ фиристад,
Гуҳарҳои рангин чу зояд зи конам.

Бад нохурем бода, ки мастонем
В-аз дасти некувон май бистонем.

Девонагони беҳушамон хонанд,
Девонагон наем, ки мастонем!

Ман на онам, ки пеш аз ин будам,
Тозагӣ доштам, бипажмурдам.

Дилам аз ҳар сухан биёзорад,
Рост гӯйӣ, ки кӯдаке хурдам.

Бийё, дилу ҷонро ба Худованд супорем,
Андӯҳи дирамму ғами динор надорем.

Ҷонро зи пайи дину диёнат бифурӯшем
В-ин умри фаноро ба раҳи ғазв гузорем!

Модари майро бикард бояд қурбон,
Баччаи ӯро гирифту кард ба зиндон.

Баччаи ӯро аз ӯ гирифт надонӣ,
То-ш накӯбӣ нахусту з-ӯ накашӣ ҷон.

Ҷуз ки набошад ҳалол дур бикардан
Баччаи кӯчак зи шири модару пистон

То нахурад шир ҳафт маҳ ба тамомӣ
Аз сари урдибиҳишт то буни обон.

Он гаҳ шояд зи рӯйи дину раҳи дод
Бачча ба зиндони тангу модар қурбон.

Чун бисупорӣ ба ҳабс баччаи ӯро,
Ҳафт шаборӯз хира монаду ҳайрон.

Боз чу ояд ба ҳушу ҳол бибинад,
Ҷӯш барорад, бинолад аз дили сӯзон.

Гоҳ забар зер гардад аз ғаму гаҳ боз
Зер забар, ҳамчунон зи андуҳи ҷӯшон.

Зарр бар оташ куҷо бихоҳӣ полуд,
Ҷӯшад, лекин зи ғам наҷӯшад чандон.

Боз ба кирдори уштуре, ки бувад маст,
Кафк барорад зи хашму зояд султон.

Марди ҳарас кафкҳош пок бигирад,
То бишавад тирагишу гардад рахшон.

Охир, к-ором гираду начахад низ
Дар-ш кунад устувор марди нигаҳбон.

Чун бинишинад тамому софӣ гардад,
Гунаи ёқути сурх гираду марҷон.

Чанд аз ӯ сурх чун ақиқи ямонӣ,
Чанд аз ӯ лаъл чун нигини Бадахшон!

В-ар-ш бибӯйӣ, гумон барӣ, ки гули сурх
Бӯй бад-ӯ доду мушку анбар бо бон.

Ҳам ба хум-андар ҳамегузорад чунин
То ба гаҳи навбаҳору нимаи найсон.

Он гаҳ агар ними шаб дараш бигушоӣ,
Чашмаи хуршедро бибинӣ тобон.

В-ар ба булӯр- андарун бибинӣ, гӯйӣ:
— Гавҳари сурх аст ба каффи Мӯсии Имрон.

Зуфт шавад родмарду суст диловар
Гар бичашад з-ӯю рӯйзард гулистон.

В-он-к ба шодӣ яке қадаҳ бихурад з-ӯй,
Ранҷ набинад аз он фарозу на аҳзон.

Андуҳи даҳсоларо ба Танҷа рамонад,
Шодии навро зи Рай биёраду Уммон.

Бо майи чунин, ки солхурда бувад, чанд
Ҷома бикарда фарози панҷаҳ хулқон.

Маҷлис бояд бисохта маликона
Аз гулу аз ёсамину хайрии алвон.

Неъмати фирдавс густарида зи ҳар сӯ,
Сохта коре, ки кас насозад чунон.

Ҷомаи заррину фаршҳои навойин,
Шуҳра раёҳину тахтҳои фаровон.

Барбати Исову лавнҳои Фаводӣ,
Чанги Мадакниру нойи Чобуки Ҷонон.

Як саф мирону Балъамӣ биншаста,
Як саф ҳуррону Пирсолиҳи Деҳқон.

Хусрав бар тахти пешгоҳ нишаста
Шоҳи мулуки ҷаҳон - амири Хуросон.

Турк ҳазорон ба пой пеши саф-андар,
Ҳар як чун моҳи бар ду ҳафта дурафшон.

Ҳар як бар сар басоки мӯрд ниҳода
Рӯш майи сурху зулфу ҷаъдаш райҳон.

Бодадиҳанда буте бадеъ зи хубон
Баччаи хотуни турку баччаи хоқон.

Чун-ш бигардад набид, чанд ба шодӣ
Шоҳи ҷаҳон шодмону хурраму хандон.

Аз кафи турке сиёҳчашми парирӯй
Қомат чун сарву зулфаконаш чавгон.

З-он майи хушбӯй соғаре биситонад,
Ёд кунад рӯйи шаҳрёри Сиҷистон.

Худ бихурад нӯшу авлиёш ҳам эдун
Гӯяд ҳар як, чу май бигирад шодон:

Шодии Бӯҷаъфар Аҳмад ибни Муҳаммад,
Он маҳи озодагону мафхари Эрон!

Он малики адлу офтоби замона,
Зинда бад-ӯ доду рӯшноии Кайҳон!

Он, ки набуд аз нажоди Одам чун ӯ,
Низ нябошад, агар нагӯйӣ буҳтон!

Ҳуҷҷати якто Худову сояи ӯяст,
Тоъати ӯ карда воҷиб ояти «Фурқон».

Халқ зи хоку зи обу оташу боданд
В-ин малик аз офтоби гавҳари Сосон.

Фарр бад-ӯ ёфт мулки тираву торӣ,
Адн бад-ӯ гашт низ гетии вайрон.

Гар ту фасеҳӣ, ҳама маноқиби ӯ гӯй
В-ар ту дабирӣ, ҳама мадоиҳи ӯ хон!

В-ар ту ҳакимию роҳи ҳикмат ҷӯйӣ
Сирати ӯ гиру хуб мазҳаби ӯ дон!

Он, ки бад-ӯ бингарӣ ба ҳикмат, гӯйӣ:
— Инак Суқроту ҳам Фалотуни Юнон!

В-ар ту фақеҳию сӯйи шаръ гаройӣ,
Шофиъӣ инак-ту Бӯҳанифаву Суфён!

Гар бикушояд зуфон ба илму ба ҳикмат,
Гӯш кун инак ба илму ҳикмат Луқмон!

Марди адабро хирад фазояду ҳикмат
Марди хирадро адаб фазояду имон.

В-ар ту бихоҳӣ фариштае, ки бибинӣ
Инак ӯяст ошкоро Ризвон!

Хуб нигаҳ кун бад-он латофату он рӯй,
То ки бибинӣ бар ин, ки гуфтам бурҳон.

Покии ахлоқи ӯ покнажодӣ,
Бо нияти неку бо макорими эҳсон.

В-ар сухани ӯ расад ба гӯши ту як роҳ,
Саъд шавад мар туро нуҳусати Кайвон.

В-ар-ш ба садр-андарун нишаста бибинӣ,
Ҷазм бигӯйӣ, ки зинда гашт Сулаймон.

Соми саворе, ки то ситора битобад,
Асб набинад чун ӯ савор ба майдон.

Боз ба рӯзи набарду кину ҳамият,
Гар-ш бибинӣ миёни миғфару хафтон,

Хор намояд-т жандапил бад-он гоҳ
В-арчи бувад масту шергаштаву ғуррон.

В-ар-ш бибинӣ Сифандёр гаҳи разм,
Пеши синонаш ҷаҳон давидию ларзон.

Гарчи ба ҳангоми ҳилм кӯҳи тани ӯй
Кӯҳи Сиём аст, ки кас набинад ҷунбон.

Душман ар аждаҳост, пеши синонаш
Гардад чун мум пеши оташи сӯзон.

В-ар ба набард оядаш ситораи Баҳром,
Гӯшаи шамшери ӯ шавад ба гаравгон.

Боз бад-он гаҳ, ки май ба даст бигирад,
Абри баҳорӣ чун ӯ наборад борон.

Абри баҳорӣ ҷуз оби тира наборад,
Ӯ ҳама дебо ба тахту зарр ба анбон.

Бо ду каф ӯ зи бас ато, ки бибахшад,
Хор намояд ҳадису қиссаи Тӯфон.

Лоҷарам, аз ҷуду аз саховати ӯяст
Нарх гирифта мадеҳу сомит арзон.

Шоир зӣ ӯ равад фақиру таҳидаст,
Бо зари бисёр бозгардаду ҳумлон.

Марди суханро аз ӯ навохтану бир,
Марди адабро аз ӯ вазифаи девон.

Боз ба ҳангоми доду адл бари халқ
Нест ба гетӣ чун ӯ набилу мусулмон.

Дод биёбад заъиф ҳамчу қавӣ з-ӯй,
Ҷавр набинӣ ба назди ӯву на удвон.

Неъмат ӯ густарида бар ҳама гетӣ,
Он чи кас аз неъматаш набинӣ урён.

Бастаи гетӣ аз ӯ биёбад роҳат,
Хастаи гетӣ аз ӯ биёбад дармон.

Бо расани афви он муборакхусрав
Ҳалқаи танг аст, ҳар-ч дашту биёбон.

Пӯзиш бипзираду гуноҳ бибахшад,
Хашм наронад, ба афв кӯшаду ғуфрон.

Он малики Нимрӯзу хусрави пирӯз
Давлати ӯ юзу душман оҳуи нолон.

Амр ибн-ул-Лайс зинда гашт бад-ӯ боз
Бо ҳашами хешу он замонаи эшон!

Рустамро ном агарчи сахт бузург аст,
Зинда бад-ӯяст номи Рустами Дастон.

Рӯдакиё, барнавард мадҳи ҳама халқ,
Мидҳати ӯ гӯю маҳри давлат бистон!

В-арчи бикӯшӣ, ба ҷаҳди хеш бигӯйӣ
В-арчи кунӣ тез фаҳми хеш ба сӯҳон,

В-арчи дусад тобиъа фаришта дорӣ,
Низ парӣ бозу ҳар-ч ҷиннию шайтон,

Гуфт надонӣ сазошу хезу фароз ор
Он ки бигуфтӣ, чунон-к гуфтӣ, натвон.

Инак мадҳе чунон, ки тоқати ман буд,
Лафз ҳама хубу ҳам ба маънӣ осон,

Ҷуз ба сазовори мир гуфт надонам
В-арчи Ҷарирам ба шеъру Тойию Ҳассон!

Мадҳи амире, ки мадҳ з-ӯст ҷаҳонро,
Зинат ҳам з-ӯву фарру нузҳату сомон.

Сахт шикӯҳам, ки аҷзи ман бинамояд
В-арчи Сареъам або фасоҳати Саҳбон.

Бурд чунин мадҳу арза кард замоне
В-арчи бувад чира бар мадоиҳи шоҳон.

Мадҳи ҳама халқро карона падид аст,
Мидҳати ӯро карона неву на поён.

Нест шигифте, ки Рӯдакӣ ба чунин ҷой
Хира шавад беравону монад ҳайрон.

В-ар на маро Бӯумар диловар кардӣ
В-он гаҳ дастури баргузидаи Аднон,

Заҳра куҷо будаме ба мадҳи амире,
К-аз пайи ӯ офарид гетӣ Яздон?!

В-ар-м заъифию бебудим набудӣ
В-он-к набуд аз амири Машриқ фармон,

Худ бидавидӣ ба сони пайк мураттаб
Хидмати ӯро гирифта ҷома ба дандон.

Мадҳ расул аст, узри ман бирасонад,
То бишиносад дуруст мири сухандон.

Узри раҳӣ заъфу нотавонию пирӣ,
К-ӯ ба тани хеш аз ин наёмад меҳмон.

Давлати мирам ҳамеша бод бар афзун,
Давлати аъдои ӯ ҳамеша ба нуқсон!

Сар-ш расида ба моҳ-бар ба баландӣ,
В-они муъодӣ ба зери моҳӣ пинҳон!

Талъат тобандатар зи талъати хуршед,
Неъмат пояндатар зи Ҷудию Саҳлон!

Зайғамӣ, насл пазируфта зи дев,
Оҳуӣ, ном ниҳода якрон.

Офтобӣ, ки зи чобукқадамӣ
Бар сари зарра намояд ҷавлон.

Ҳон, соими наволаи ин сифла мизбон,
З-ин бенамак або манеҳ ангушт дар даҳон.

Лаб тар макун ба об, ки талқ аст дар қадаҳ,
Даст аз кабоб дор, ки заҳр аст тавъамон!

Бо коми хушку бо ҷигари тафта даргузар,
Эдун, ки дар саросари ин сабз гулситон,

Кофур ҳамчу тал чакад аз дӯши шохсор,
Зайбақ чу об барҷаҳад аз нофи обдон.

Шоҳӣ, ки ба рӯзи разм аз родӣ
Заррин ниҳад ӯ ба тир-дар пайкон,

То куштаи ӯ аз он кафан созад,
То хастаи ӯ аз он кунад дармон.

Хоҳӣ, то марг наёбад туро,
Хоҳӣ, к-аз марг биёбӣ амон,

Зери замин хезу ниҳуфте биҷӯй,
Пас ба фалак бар шав бе нардбон!

Ҳаст бар хоҷа пехта рафтан,
Рост чун бар дарахт печад сан.

Ин аҷабтар, ки менадонад ӯ
Шеър аз шаъру хунбро аз хан.

Гунги фасеҳ аст, гӯш нею суханёб,
Ланги раванда-ст чашм нею ҷаҳонбин.

Тезии шамшер дораду равиши мор,
Колбади ошиқону гунаи ғамгин.

Ёд кун, зерат андарун таншӯй,
Ту бар ӯ хор хобанида ситон.

Ҷаъдмӯён-т чаъд канда ҳаме,
Бибурида ба руни ту пистон.

Ай Маҷ, кунун ту шеъри ман аз бар куну бихон,
Аз ману дилу сиголиш, аз ту тану равон.

Гӯрӣ кунему бода хурему бувем шод,
Бӯса диҳем бар ду лабони паривашон.

Халлухиён хоҳию ҷаммошчашм,
Гирдсурин хоҳию борикмиён.

Кашкин нонат накунад орзуй,
Нони шамад хоҳӣ гирду калон!

Ҷумла сайди ин ҷаҳонем, ай писар,
Мо чу саъва, марг бар сони заған.

Ҳар гуле пажмурда гардад з-ӯ на дер,
Марг бифшорад ҳама дар зери ған.

Чӣ чиз аст он раванда тираки хурд?!
Чӣ чиз аст он палолактеғи буррон?!

Яке андар даҳони Ҳақ забон аст,
Яке андар даҳони марг дандон.

Самоъу бодаи гулгуну луъбатони чу моҳ
Агар фаришта бибинад, даруфтад дар чоҳ.

Назар чӣ гуна бидӯзам, ки баҳри дидани дӯст
Зи хоки ман ҳама наргис дамад ба ҷойи гиёҳ?!

Касе, ки огаҳӣ аз завқи ишқи ҷонон ёфт,
Зи хеш, ҳайф бувад, гар даме бувад огоҳ.

Ман мӯйи хешро на аз он мекунам сиёҳ,
То боз навҷавон шаваму нав кунам гуноҳ.

Чун ҷомаҳо ба вақти мусибат сияҳ кунанд,
Ман мӯй аз мусибати пирӣ кунам сиёҳ!

Замоне барқ пурханда, замоне раъд пурнола
Чунон чун модар аз сӯги арӯси сездаҳсола.

Ва гашта з-ин паранди сабз шохи беди бунсола
Чунон чун ашки маҳҷурон нишаста жола бар лола.

Рафиқо, чанд гӯйӣ: - Ку нишотат?!
Бинагрезад кас аз гарм офрӯша.

Маро имрӯз тавба суд дорад
Чунон чун дардмандонро шанӯша.

Зиҳ, доноро гӯянд, ки донад гуфт,
Ҳеч нодонро донанда нагӯяд: - Зиҳ!

Сухани ширин аз зуфт наёрад бар,
Буз ба бич-бич ҳаргиз нашавад фарбеҳ.

Фиғони ман ҳама з-он зулфи тобдори сиёҳ,
Ки гоҳ пардаи лолост, гоҳ миъҷари моҳ.

Ба вақти хуфтанаш аз мушки суда бошад ҷой,
Ба гоҳи рафтанаш аз сими сода бошад роҳ.

Ҳазор тавбаи садсоларо ба бод диҳад,
Ҳазор зоҳиди садсоларо барад аз роҳ.

Агар саъодат ҷӯйӣ, ба ҷуз ризош маҷӯй
В-агар саломат хоҳӣ, ба ҷуз ҳавош махоҳ!

Агар ба кӯҳ расад боди хашми ӯ як бор
В-агар ба коҳ расад боди меҳри ӯ ногоҳ,

Ба соат - андар монанди коҳ гардад кӯҳ,
Ба лаҳза - андар монанди кӯҳ гардад коҳ.

Гули баҳорӣ, бути таторӣ,
Набид дорӣ, чаро наёрӣ?!

Набиди равшан чу абри баҳман
Ба назди гулшан чаро наборӣ?!

Он чист, бар он табақ ҳаметобад
Чун мулҳам зери шаъри уннобӣ?!

Соқаш ба масал чу соъиди ҳуро,
Пояш ба масал чу пойи мурғобӣ?!

Ой, дареғо, ки хирадмандро
Бошад фарзанду хирадманд не!

В-арчи адаб дораду дониш падар,
Ҳосили мерос ба фарзанд не!

Мушавваш аст дилам аз карашмаи Салмо,
Чунон ки хотири Маҷнун зи турраи Лайло.

Чу гулшакар диҳиям, дарди дил шавад таскин,
Чу туршрӯй шавӣ, вораҳонӣ аз сафро.

Ба ғунчаи ту шакарханда нашъаи бода,
Ба сунбули ту дури гӯш муҳраи афъо.

Бибурда наргиси ту оби ҷодуи Бобил,
Кушода ғунчаи ту боби муъҷизи Мӯсо!

Чамани ақлро хазонӣ агар,
Гулшани ишқро баҳор туӣ!

Ишқро гар паямбарӣ, лекин
Ҳуснро офаридгор туӣ!

Сапедбарф баромад ба кӯҳсори сиёҳ
Ва чун дарун шуд он сарви бӯстонорой.

Ва он куҷо бигуворид, ногувор шуда-ст
Ва он куҷо нагазойист, гашт зудгазой.

Маро зи мансаби таҳқиқи анбиёст насиб,
Чӣ об ҷӯям аз ҷӯйи хушки юнонӣ?!

Барои парвариши ҷисм ҷон чӣ ранҷа кунам,
Ки ҳайф бошад рӯҳулқудус ба сагбонӣ!

Ба ҳусни савт чу булбул муқайяди назмам,
Ба ҷурми ҳусн чу Юсуф асиру зиндонӣ.

Басе нишастам ман бо акобиру аъён,
Биёзмудамашон ошкору пинҳонӣ.

Нахостам зи таманно, магар ки дастурӣ,
Наёфтам зи атоҳо, магар пушаймонӣ!

Биёр он май, ки пиндорӣ, равон ёқути ноб астӣ
Ва ё чун баркашида теғ пеши Офтоб астӣ.

Ба покӣ, гӯйӣ, андар ҷом монанди гулоб астӣ,
Ба хушшӣ, гӯйӣ, андар дидаи бехоб хоб астӣ!

Саҳоб астӣ қадаҳ, гӯйию май қатрай саҳоб астӣ,
Тараб, гӯйӣ, ки андар дил дуъои мустаҷоб астӣ!

Агар май нестӣ, яксар ҳама дилҳо хароб астӣ,
Агар дар колбад ҷонро надидастӣ, шароб астӣ!

Агар ин май ба абр-андар ба чанголи уқоб астӣ,
Аз он то нокасон ҳаргиз нахурдандӣ, савоб астӣ!

Бӯйи Ҷӯйи Мӯлиён ояд ҳаме,
Ёди ёри меҳрбон ояд ҳаме.

Реги Омуву дуруштий роҳи ӯ
Зери поям парниён ояд ҳаме.

Оби Ҷайҳун аз нишоти рӯйи дӯст
Хинги моро то миён ояд ҳаме.

Ай Бухоро, шод бошу дер зӣ,
Мир зӣ ту шодмон ояд ҳаме.

Мир моҳ асту Бухоро осмон,
Моҳ сӯйи осмон ояд ҳаме.

Мир сарв асту Бухоро бӯстон,
Сарв сӯйи бӯстон ояд ҳаме.

Офарину мадҳ суд ояд ҳаме,
Гар ба ганҷ-андар зиён ояд ҳаме.

Ай он ки ғаминию сазоворӣ
В-андар миён сиришк ҳамеборӣ,

Аз баҳри он кучо набарам номаш,
Тарсам зи сахт андуҳу душворӣ!

Рафт он-к рафту омад, он-к омад
Буд, он ки буд, хира чӣ ғам дорӣ?!

Ҳамвор кард хоҳӣ гетиро?
Гетист, кай пазирад ҳамворӣ?!

Мустӣ макун, ки нашнавад ӯ мустӣ,
Зорӣ макун, ки нашнавад ӯ зорӣ!

Шав, то қиёмат ояд, зорӣ кун,
Кай рафтаро ба зорӣ боз орӣ?

Озори хеш бинӣ з-ин гардун
Гар ту ба ҳар баҳона биёзорӣ.

Гӯйӣ, гумошта-ст балое ӯ,
Бар ҳар кӣ ту дил бар ӯ бигморӣ.

Абре падид нею кусуфе не,
Бигрифт моҳу гашт ҷаҳон торӣ.

Фармон кунӣ ва ё накунӣ, тарсам,
Бар хештан зафар накунӣ боре.

То бишканӣ сипоҳи ғамон бар дил,
Он беҳ, ки май биёрию бигсорӣ.

Андар балои сахт падид оранд
Фазлу бузургворию солорӣ.

Ин ҷаҳонро нигар ба чашми хирад,
Не бад-он чашм, к-андар ӯ нигарӣ.

Ҳамчу дарёст в-аз накӯкорӣ
Киштие соз то бад-он гузарӣ!

❂ ❂ ❂

Сухан овардаму шамшеру қалам наврӯзӣ,
То ба дастат бувадо мояи ҳар пирӯзӣ.

Ба сухан ме ба забон бошу ба шамшер бирез
Хуни аъдову ба тавқеъи қалам деҳ рӯзӣ!

То хай абар гули рухи ту карда шабнамӣ,
Шабнам шуда-ст сӯхта чун ашки мотамӣ.

...............................................................................
К-андар ҷаҳон ба кас магарав, ҷуз ба фотимӣ!

Кай мор тарсгин шаваду гурба меҳрбон,
Гар муш моту мут кунад гоҳи дарҳамӣ?!

Садри ҷаҳон, ҷаҳон ҳама торикшаб шуда-ст,
Аз баҳри мо сапедаи содиқ ҳамедамӣ!

Морро ҳарчанд беҳтар парварӣ,
Чун яке хашм оварад, кайфар барӣ.

Сифла табъи мор дорад, бехилоф,
Ҷаҳд кун, то рӯйи сифла нангарӣ!

Касеро чу ман дӯстгон ме чӣ бояд,
Ки дил шод дорад ба ҳар дӯстгонӣ?

На ҷуз айб чизест, к-он ту надорӣ,
На ҷуз ғайб чизест, к-он ту надонӣ.

Беқимат аст шаккар аз он ду лабони ӯй,
Косид шуд аз ду зулфаш бозори шоҳбӯй…

Ин иғдасарӣ ба чӣ кор ояд, ай фато?
Дар боби дониш ин сухани беҳуда магӯй!...

То сабрро набошад ширинии шакар,
То бедро набошад бӯйе чу дорбӯй…

Ай ғофил аз шумор, чӣ пиндорӣ,
К-ат холиқ офарид ба ҳар коре?!

Умре, ки мар турост сармоя,
Вид асту корҳот бад-ин зорӣ!

Ай дил, сазояш барӣ
Боз бар чангали уқобӣ!

Бе ту маро зинда набинад,
Ман зараам, ту офтобӣ!

Ҷаъд ҳамчун наварди об ба бод
Гӯйиё ончунон шикастастӣ.

Мёнакаш нозукак чу шонаи мӯ,
Гӯйӣ аз якдигар гусастастӣ!

Ай бар ҳама мирони ҷаҳон ёфта шоҳӣ,
Май хур, ки бадандеш чунон шуд, ки ту хоҳӣ.

Май хоҳ, ки бадхоҳ ба коми дили ту гашт
В-аз бахт бадандеши ту овард табоҳӣ!

Шуд рӯзаву тасбеҳу таровеҳ ба як ҷой,
Ид омаду омад маю маъшуқу малоҳӣ.

Чун моҳ ҳамеҷуст шаби ид ҳама халқ,
Ман рӯйи ту ҷустам, ки маро шоҳию моҳӣ!

Маҳ гоҳ бар афзун буваду гоҳ ба коҳиш,
Доим ту бар афзун бувию ҳеч накоҳӣ!

Мирӣ ба ту муҳкам шуду шоҳӣ ба ту хуррам,
Бар хира надоданд туро мирию шоҳӣ!

Хуршеди равон бошӣ, чун аз бари рахшӣ,
Дарёи равон бошӣ, чун аз бари гоҳӣ.

Онҳо ки ҳама майл суйи мулки ту карданд,
Инак биниҳоданд сар аз тофтароҳӣ.

Доми тамаъ аз моҳӣ дар об фиканданд,
На мард ба ҷой омаду на дому на моҳӣ!

Меҳтар нашавад, гарчи қавӣ гардад кеҳтар,
Гоҳӣ нашавад, гарчи ҳунар дорад чоҳӣ!

Дил танг мадор, ай малик, аз кори худоӣ,
Орому тарабро мадеҳ аз табъ ҷудоӣ.

Сад бор фитода-ст чунин ҳар маликеро,
Охир бирасиданд ба ҳар комравоӣ.

Он кас, ки туро диду туро бинад дар ҷанг,
Донад, ки ту бо шер ба шамшер дароӣ.

Ин кори самоӣ буд, не қуввати инсон,
Касро набувад қувват бо кори самоӣ.

Онон, ки гирифтор шуданд аз сипаҳи ту,
Аз банд ба шамшери ту ёбанд раҳоӣ!

Он ки намонад ба ҳеч халқ, Худой аст,
Ту на Худоӣ, ба ҳеч халқ намоні!

Рӯз шуданро нишон диҳанд ба Хуршед,
Боз мар ӯро ба ту диҳанд нишоні.

Ҳар-ч ба алфози халқ мидҳат рафта-ст,
Ё биравад то ба рӯзи ҳашр, ту оні!

Ҷойе, ки гузаргоҳи дили маҳзун аст,
Он ҷо ду ҳазор найза боло хун аст.
Лайлисифатон зи ҳоли мо бехабаранд,
Маҷнун донад, ки ҳоли Маҷнун чун аст.

Бо он ки дилам аз ғами ҳиҷрон хун аст,
Шодӣ ба ғами туам зи ғам афзун аст.
Андеша кунам ҳар шабу гӯям: - Ё раб,
Ҳиҷрон-ш чунин аст, висолаш чун аст?!

Чашмам зи ғамат баҳри ақиқе, ки бисуфт,
Бар чеҳр ҳазор гул зи розам бишукуфт.
Розе, ки дилам зи ҷон ҳамедошт ниҳуфт,
Ашкам ба забони ҳол бо халқ бигуфт.

Тақдир, ки бар куштанат озарм надошт,
Бар ҳусни ҷавоният дили нарм надошт.
Андар аҷабам зи ҷонситон, к-аз чу туе
Ҷон бистаду аз ҷамоли ту шарм надошт.

Дар раҳгузари бод чароғе, ки туруст,
Тарсам, ки бимирад аз фароғе, ки туруст.
Бӯйи ҷигари сӯхта олам бигирифт,
Гар нашнидӣ, зиҳӣ димоғе, ки туруст!

Дил хаставу бастаи мусалсалмӯест,
Хунгаштаву куштаи бути ҳиндуест.
Суде надиҳад насиҳатат, ай воиз,
Ин хонахароб турфа якпаҳлӯест.

Бе рӯйи ту Хуршеди ҷаҳонсӯз мабод,
Ҳам бе ту чароғи оламафрӯз мабод!
Бо васли ту кас чу ман бадомӯз мабод,
Рӯзе, ки туро набинам, он рӯз мабод!

Ҷуз ҳодиса ҳаргиз талабам кас накунад,
Як пурсиши гарм ҷуз табам кас накунад.
В-ар ҷон ба лаб оядам, ба ҷуз мардуми чашм
Як қатраи об бар лабам кас накунад.

Чун рӯз алам зад, ба ҳусомат монад,
Чун якшаба шуд моҳ, ба ҷомат монад.
Тақдир ба азми тезгомат монад,
Рӯзӣ ба ато додани омат монад.

Зулфаш бикашӣ, шаби дароз андозад
В-ар бикшойӣ, чангали боз андозад.
В-ар печу хамаш зи якдигар бикшоянд,
Доман-доман мушки Тароз андозад.

Номат шунавам, дил зи фараҳ зинда шавад,
Ҳоли ман аз иқболи ту фархунда шавад.
В-аз ғайри ту ҳар ҷо сухан ояд ба миён,
Хотир ба ҳазор ғам пароканда шавад.

Ҳон, ташнаҷигар, маҷӯй з-ин боғ самар,
Бедистонест ин риёзи бадудар.
Беҳуда мамон, ки боғбонат ба қафост,
Чун хок нишаста гиру чун бод гузар!

Омад бари ман. Кӣ? Ёр! Кай? Вақти саҳар.
Тарсанда зи кӣ? Зи хасм! Хасмаш кӣ? Падар.
Додам-ш ду бӯса. Бар куҷо? Бар лаби тар.
Лаб буд? На! Чӣ буд? Ақиқ! Чун буд? Чу шакар!

Чун кушта бибиниям ду лаб гашта фароз
В-аз ҷон тиҳӣ ин қолаби фарсуда ба оз.
Бар болинам нишину мегӯй ба ноз,
К-ай ману ту бикуштаву пушаймон шуда боз!

Дар ҷустани он нигори пуркинаву ҷанг
Гаштем саропойи ҷаҳон бо дили танг.
Шуд даст зи кору монд пой аз рафтор,
Ин баски ба сар задему он баски ба санг.

Бар ишқи туам на сабр пайдост, на дил,
Бе рӯйи туам на ақл барҷост, на дил.
Ин ғам, ки мarост, кӯҳи Қоф аст, на ғам,
Ин дил, ки туrост, санги хорост, на дил.

Юсуфрӯйе, к-аз ӯ фиғон кард дилам,
Чун дасти занони мисриён кард дилам.
З-оғоз ба бӯса меҳрбон кард дилам,
Имрӯз нишонаи ғамон кард дилам!

Воҷиб набувад ба кас-бар ифзолу карам,
Воҷиб бошад, ҳаройина, шукри ниъам.
Тақсир накард хоҷа дар новоҷиб,
Ман дар воҷиб чӣ гуна тақсир кунам?!

Дар манзили ғам фиканда мафраш моем
В-аз оби ду чашм дил пуроташ моем,
Олам чу ситам кунад, ситамкаш моем,
Дасти хуши рӯзгори нох(в)аш моем!

Дар пеши худ он нома чу булкома ниҳам,
Парвин зи сиришки дида бар ҷома ниҳам.
Бар посухи ту чу даст бар хома ниҳам,
Хоҳам, ки дил андар шикани нома ниҳам.

Дар ишқ чу Рӯдакӣ шудам сер аз ҷон,
Аз гиряи хунин мижаам шуд марҷон.
Алқисса, ки аз бими азоби ҳиҷрон
Дар оташи рашкам дигар аз дӯзахиён.

Дидор ба дил фурӯхт, нафрӯхт гарон,
Бӯса ба равон фурӯшаду ҳаст арзон.
Оре, ки чу он моҳ бувад бозаргон,
Дидор ба дил фурӯшаду бӯса ба ҷон.

Аз ҳаҷри маҳи рухи ту, ай мояи ҷон,
Пурдур карданд чун даҳони ту ҷаҳон.
Аз нохуни даст хаста кардам дилу ҷон,
Фарёдраси ғамат на ин буду на он.

Рӯят дарёи ҳусну лаълат марҷон,
Зулфат анбар, садаф даҳан, дур дандон.
Абрӯ киштию чини пешонӣ мавҷ,
Гирдоби бало ғабғабу чашмат тӯфон.

Ай аз гули сурх ранг бирбудаву бӯ,
Ранг аз пайи рух рабуда, бӯ аз пайи мӯ.
Гулранг шавад, чу рӯй шӯйӣ, ҳама ҷӯ,
Мушкин гардад, чу мӯ фишонӣ, ҳама кӯ.

Ай нолаи пири хонақоҳ аз ғами ту
В-ай гиряи тифли бегуноҳ аз ғами ту.
Афғони хурӯси субҳгоҳ аз ғами ту,
Оҳ аз ғами ту, ҳазор оҳ аз ғами ту!

Зулфат дидам, сар аз чамон печида
В-андар гули сурхи арғавон печида,
Дар ҳар банде ҳазор дил дар бандаш,
Дар ҳар пече ҳазор ҷон печида!

Чун кори дилам зи зулфи ӯ монд гиреҳ,
Бар ҳар раги ҷон сад орзу монд гиреҳ.
Уммед зи гиря буд, афсӯс, афсӯс,
К-он ҳам шаби васл дар гулӯ монд гиреҳ!

Чархи каҷабоз то ниҳон сохт каҷа,
Бо неку бади доира дарбохт каҷа.
Ҳангомаи шаб гузашту шуд марра тамом,
Толеъ ба кафам яке наяндохт каҷа!

Дил сер нагардадат зи бедодгарӣ,
Чашм об нагардадат, чу дар ман нигарӣ.
Ин турфа, ки дӯсттар зи ҷонат дорам,
Бо он ки зи сад ҳазор душман батарӣ!

Бо дода қаноъат куну бо дод бизӣ!
Дар банди такаллуф машав, озод бизӣ!
Дар беҳ зи худе назар макун, ғусса махур,
Дар кам зи худе назар куну шод бизӣ!

Он харпадарат ба дашт хошок задӣ,
Момот дафу дурӯя чолок задӣ.
Он бар сари гӯрҳо таборак хондӣ,
В-ин бар дари хонаҳо табурок задӣ!

Норафта ба шоҳроҳи васлат гоме,
Ноёфта аз ҳусни ҷамолат коме,
Ногоҳ шунидам зи фалак пайғоме,
К-аз хумми фироқ нӯш бодат ҷоме!

Гар бар сари нафси худ амирӣ, мардӣ!
Бар кӯру кар ар нукта нагирӣ, мардӣ!
Мардӣ набувад фитодаро пой задан,
Гар дасти фитодае бигирӣ, мардӣ!

❁ ❁ ❁

Ҳон, Рӯдакӣ, аз қайди ғам озод бизӣ!
Бо хотири хуррааму дили шод бизӣ!
Вайронии худ мангару ободии даҳр,
Вайронии даҳр бину обод бизӣ!

Чунон ки уштури бебуд суйи куном шуда,
Зи макри рӯбаҳу зоғу зи гург бехабаро.

❁ ❁ ❁

Шер олуғда, ки берун ҷаҳад аз хона ба сайд,
То ба чанг орад оҳуву оҳубараро.

Гӯши ту солу маҳ ба руду суруд,
Нашнавӣ навяи хурӯшонро!

❂ ❂ ❂

Агар-т бадра расонад ҳаме ба бадри мунир,
Мубодарат куну хомӯш бош чандино!

Чу гирд оранд кирдорат ба маҳшар,
Фурӯ монӣ чу хар ба мёни шилко!

❂ ❂ ❂

Кайҳон ба адли хоҷаи аднонӣ
Адн асту корҳо ҳама б-андомо.

Набошад з-ин замона бас шигифтӣ,
Агар бар мо биборад озарахшо.

❂ ❂ ❂

Гарчи Баштарро ато борон бувад,
Мар туро зарру гуҳар бошад ато.

Пеши теғи ту рӯзи саф душман
Ҳаст чун пеши доси нав карпо.

❂ ❂ ❂

Ой парғунаву божуна ҷаҳон,
Монда ман аз ту ба шигифт - андаро!

Ҷуз ба модандар намонад ин ҷаҳони гурбарӯй,
Бо писандар кина дорад ҳамчу бо духтандаро!

❁ ❁ ❁

Ҳар он-ч мадҳи ту гӯям, дуруст бошаду рост,
Маро ба кор наёяд сирешиму кабдо!

Ҳамебояд-т рафту роҳ дур аст,
Басағда дор яксар шуғли роҳо!

❂ ❂ ❂

Рӯза ба поён расиду омад навъид,
Ҳар рӯз бар осмон-т бодо мурво!

Надида тунбали ӯву бидида мандали ӯй,
Дигар намояду дигар бувад ба сони сароб.

❁ ❁ ❁

Фохтагун шуд ҳаво зи гардиши Хуршед,
Ҷомаи хона ба табк фохтагун об.

Агар судоб бикоранду аз ту ёд кунанд,
Судоби мардӣ, ар тан фузун шавад зи судоб!

❁ ❁ ❁

То кай барӣ азобу кунӣ ришро хизоб,
То кай фузул гӯйию орӣ ҳадиси ғоб?!

Ба бози курезӣ бимонам ҳаме,
Агар кабк бигрезад аз ман, равост!

❁ ❁ ❁

Ҳама ниюшаи хоҷа ба некуию ба сулҳ аст,
Ҳама ниюшаи нодон ба ҷангу фитнаву ғавғост.

Хубон ҳама сипоҳанд, ӯшон худойгон аст,
Мар некбахтиямро бар рӯйи ӯ нишон аст.

❂ ❂ ❂

Лодро бар бинои муҳкам неҳ,
Ки нигаҳдори лод бунлод аст.

Шаби қадри васлат зи фархундагӣ
Фараҳбахштар аз фириснофа аст.

❂ ❂ ❂

Баҳори Чин кун аз он рӯй базмхонаи хеш,
Агарчи хонаи ту навбаҳори барҳаман аст.

Ҳеч роҳат менабинам дар суруду руди ту,
Ҷуз ки аз фарёду захма-т халқро котура хост.

❁ ❁ ❁

Буданат дар хок бошад, ё фато,
Ҳамчунон, к-аз хок буд анбуданат.

Чи гар ман ҳамеша ситогӯй бошам,
Ситоям набошад накӯ ҷуз ба номат.

❁ ❁ ❁

Бар рӯйи пизишк зан, маяндеш,
Чун буд дуруст песёрат!

Маъзурам доранд, ки андӯҳ вағеш аст
В-андӯҳи вағеши ман аз он ҷаъди вағеш аст.

❂ ❂ ❂

Ой аз он чун чароғи пешонӣ,
Вой аз он зулфи пуршикасту микаст!

Хоки кафи пойи Рӯдакӣ насазӣ ту,
Ҳам бишавӣ гову ҳам бихойӣ барғаст.[1]

❂ ❂ ❂

Бо дили пок маро ҷомаи нопок равост,
Бад мар онро, ки дилу дида палид асту палишт.

1. Ин байтро ба Кисоии Марвазӣ нисбат медиҳанд.

То либоси умри аъдояш нагардад бофта
Тор-тору пуд-пуд андар фалоти он фавот.

❂ ❂ ❂

Ҷуғд, ки бо бозу бо кулангон паррад,
Бишканадаш парру болу гардад лат-лат.

Бар киштии умр такя кам кун,
К-ин Нил нишемани наҳанг аст!

❁ ❁ ❁

Мурғ дидӣ, ки бачча з-ӯ бибаранд,
Чов-чов - андар асту ҷӯён аст.

Боз чун баргирифт парда зи рӯй,
Карвадандону пуштчавгон аст.

❁ ❁ ❁

Ҳамчу ҳинду, ки ӯ бувад ғаввос,
Моғ дар об дуррҷӯй шуда-ст.

..............................................................
Сирри ҳакимон ба Хуросон мароcт!

❂ ❂ ❂

Роҳе осону рост бигзин, ай дӯст,
Дур шав аз роҳи бекаронаву тарфанҷ!

Зи меҳраш мабодо тиҳӣ эч дил,
Зи фармон-ш холӣ мабод эч марҷ!

❁ ❁ ❁

З-ину з-он чанд бувад бар кеҳу меҳ,
Мар туро кашшию фирину ғунуҷ?!

Аз ҷуд қабо дорӣ, пӯшида мушаҳҳар
В-аз маҷд бино дорӣ, барбурда муайяд!

❁ ❁ ❁

Ай ҷони ҳама олам бар ҷони ту пайванд,
Макрӯҳи ту моро манамоёд Худованд!

Ёфтӣ чунки мол, ғарра машав,
Чун ту бас диду бинад ин деранд.

❁ ❁ ❁

Дил аз дунё бардору ба хона бинишин паст,
Фаро банд дари хона ба фалжу ба фатованд!

Чарх чунин асту бар ин раҳ равад,
Лек ба ҳар неку бадат шуд наванд.

❂ ❂ ❂

Бирав, зи таҷрибаи рӯзгор баҳра бигир,
Ки баҳри дафъи ҳаводис туро ба кор ояд.

Мурда нашавад зинда, зинда ба сутудон шуд,
Ойини ҷаҳон чунин, то гардун гардон шуд.

❂ ❂ ❂

Гӯсфандему ҷаҳон ҳаст ба кирдори нағил,
Чун гаҳи хоб шавад, сӯйи нағил бояд шуд.

Рухи аъдот аз таши накбат
Ҳамчу қиру шабаҳ сиёҳ омад.

❁ ❁ ❁

Бахту давлат чу пешкори туанд,
Нусрату фатҳ пешёри ту бод!

Ба ту бозгардад ғами ошиқӣ,
Нигоро, макун ин ҳама зиштёд!

❂ ❂ ❂

Аё балоя, агар коркард пинҳон буд,
Кунун тавонӣ боре хушук пинҳон кард.

Ҳар он карим, ки фарзанди ӯ балода бувад,
Шигифт бошад, агар аз гуноҳ сода бувад.

❁ ❁ ❁

Моғ дар обгир гашта равон,
Рост чун киштиест қирандуд.

Бунлоди ту шуд тарбияти хоҷа, вале-к
Бунлоди ту суст ҳамчу бунёди ту бод!

❂ ❂ ❂

Имрӯз ба иқболи ту, ай мири Хуросон,
Ҳам неъмату ҳам рӯйи накӯ дорам васнод.

Яке зарби гӯпол вақти набард
Дарорад сари ҳамнабардон ба гард.

❂ ❂ ❂

Ҳар дам ки маро гирифта, хомӯш
Печида ба офият чу фарғанд.

Ситохе баромад аз бари шохи дарахти уд,
Ситохе зи мушку шох зи анбар, дарахт уд (?).

❂ ❂ ❂

Бад-он мурғак монам, ки ҳаме дӯш
Ба зор аз бари шохак ҳамефунуд.

Ҷуз он ки мастии ишқ аст, ҳеч мастӣ нест,
Ҳамин бало-т бас аст, ай ба ҳар бало хурсанд!

❂ ❂ ❂

Бифнуд танам бар дираму обу замин,
Дил бар хираду илму ба дониш бифнуд.

Ай хоҷа, ин ҳама, ки ту бар медиҳӣ шумор,
Бодоми тарру секию баҳмону бостор.

❁ ❁ ❁

Мор аст ин ҷаҳону ҷаҳонҷӯй моргир,
Аз моргир мор барорад ҳаме димор!

То зиндаам, маро нест ҷуз мадҳи ту дигар кор,
Кишту durudam ин аст, хирман ҳамину шудгор.

❂ ❂ ❂

Агар ман заванҷат нахурам гаҳе,
Ту акнун биёву заванҷам бихур!

Бувад аъвару кӯсаҷу лангу бас ман
Нишаста бар ӯ чун калоғе бар аъвар.

❁ ❁ ❁

Моҳӣ осон гирад кабудар, гӯйӣ,
Теғат моҳист, душманон - т кабудар.

Мудхилонро рикоб заррогин,
Пойи озодагон наёбад сар.

❂ ❂ ❂

Гузида чаҳортуст, ба дудар ҷаҳон, ҳон
Ҳаморо ба охшич, ҳаморо ба корзор.

То зиндаам, нарафта маро номи ту зи ёд,
Ҳаргиз нагуфтаӣ, ки маро ошиқест зор.

❂ ❂ ❂

Чунон бор баровард ба хештан,
Ки ман гӯям: - Хурда-ст сусмор.

Тангу торик чун дари ҳарам (?),
Зишту бадранг ҳамчу боми заҳор.

❂ ❂ ❂

Бо дирафши Ковиёну тоқдис,
Зарри муштафшору шоҳона камар.

Оҷиз шавад зи ашки ду чашму ғиреви ман
Абри баҳоргоҳию бухтур дар матир.

❂ ❂ ❂

Фохта бар сарв шоҳруд баровард,
Захма фурӯ ҳишт зандвоф ба танбӯр.

Алам абру тундар бувад кӯси ӯ,
Камон одиянда шавад, жола тир.

❁ ❁ ❁

Гетӣ чу гов нек диҳад шир мар туро,
Худ боз бишканад ба канора ханури шир.

Касеро, ки бошад ба дил меҳри Ҳайдар,
Шавад сурхрӯ дар ду гетӣ баовар!

❁ ❁ ❁

Аё сарвбун, дар такупӯйи онам,
Ки фарғандосо бипечам ба ту-бар!

Зану духтар-ш гашта мӯякунон,
Рух карда ба нохунон шудгор.

❂ ❂ ❂

Ҳаме бикуштӣ, то дар адӯ намонд шуҷоъ,
Ҳаме бидодӣ, то дар вило намонд фақир.

Басо касо, ки бара-сту фарахша бар хонаш,
Басо, касо, ки ҷавин нон ҳаменаёбад сер.

❂ ❂ ❂

Тозиёну давон ҳамеояд
Ҳамчу андар фасила аспи ниҳор.

Чун латиф ояд ба гоҳи навбаҳор
Бонги руду бонги кабку бонги таз.

❁ ❁ ❁

Ба ҳаққи он хамми зулф, ба сони минқори боз,
Ба ҳаққи он рӯйи хуб, к-аз ӯ гирифтӣ бароз.

Дар амал то дербозию дарозӣ мумкин аст,
Чун амал бодо туро умри дарозу дербоз!

❂ ❂ ❂

Ноз агар хубро сазост ба шарт,
Насазад ҷуз туро карашмаву ноз.

Аё нигори Тароз аз бутони Туркистон
Наёмад эдар чун ту бут ба баҳори Тароз.

❂ ❂ ❂

Ниҳод рӯй ба ҳазрат, чунонки рӯбаҳи пир
Ба тими вотгарон ояд аз дари тимос.

Гирадӣ оби ҷӯйи раз пундом,
Чун бувад баста нек роҳ зи хас.

❂ ❂ ❂

Бут агарчи латиф дорад нақш,
Назди рухсораи ту ҳаст харош.

Аз чӣ тавба накунад хоҷа, ки ҳар ҷо ки бувад,
Қадаҳе май бихурад, рост кунад зуд ҳарош?!

❁ ❁ ❁

Гирди гули сурх - андар хатте бикашидӣ,
То халқи ҷаҳонро бификандӣ ба халолуш.

Кофури ту болус шуду мушки ту бонок,
Болуси тару кофур кунӣ доим мағшуш (?).

❂ ❂ ❂

Бонг кардам-т, ай фағи симин,
З-ӯш хондам туро, ки ҳастӣ зӯш!

Ҳаме то қутб боҳур аст зери гунбади ахзар,
Шакарпошаш зи як палла-сту аз дигар фалосангаш.

❁ ❁ ❁

Ай дареғо, ки мӯрдзори маро
Ногаҳон бозхурд барфи вағеш!

Ҳар, к-ӯ биравад рост, нишаста-ст ба шодӣ
В-он, к-ӯ наравад рост, ҳама мужда ҳамедеш.

❂ ❂ ❂

Ай дареғо, ки лашкари асбоб
Гашт кам лашкареву буд вағеш!

Ту чӣ гуна Ҷамӣ, ки дасти аҷал
Бар сари ту ҳамезанад сарпош?

❁ ❁ ❁

Бар ҳабк ниҳода ҷоми бода
В-он гоҳ зи ҳабк нӯш кардаш.

Ҳасудон-тро дода Баҳром наҳс,
Туро ваъда карда саъодат Завош.

❂ ❂ ❂

Чун ҷомаи ашан ба тан-андар кунад касе,
Хоҳад зи Кирдгор ба ҳоҷат муроди хеш.

Гӯшаи ҷони хеш аз ӯ бирабой,
Пеш ояд-т марги пойогеш!

❂ ❂ ❂

Он чи бо ранҷ ёфтишу ба зилл,
Ту ба осонӣ аз газофа мадеш!

Гургро кай расад салобати шер?!
Бозро кай расад ниҳеби шахеш?!

❁ ❁ ❁

Оҳ, аз ҷаври ин замонаи шум,
Ҳама шодии ӯ ғамономеғ!

Бар сари шохи чанор истода зоғ,
Бонг барбурда зи ҳар сӯ: - Коғ-коғ!

❂ ❂ ❂

Бас азизам, бас гиромӣ, шод бош
Андар ин хона ба сони навбуюк!

Як ба як аз дар даромад он нигор,
Он ғарошида зи ман, рафта ба ҷанг.

❂ ❂ ❂

Бо ду-се бӯса раҳо кун ин дил аз дарди хунок,
То ба ман эҳсон-т бошад, аҳсана-л-Лоҳу ҷазок!

Яхча бориду пойи ман бифусурд,
Варғ барбанд яхчаро зи фалак.

❂ ❂ ❂

Ай лак, ар ноз хоҳию неъмат,
Гирди даргоҳи ӯ кунӣ лаку пак.

Лаб-т себи биҳишту ман муҳтоҷ,
Ёфтанро ҳаменаёбам вел.

❁ ❁ ❁

Чу ҳомун душманонат паст боданд,
Чу гардун дӯстон воло ҳама сол!

Ёр бодат тавфиқ, рузбеҳӣ бо ту рафиқ
Давлатат боз ҳариқ, душманат ғешаву нол!

❁ ❁ ❁

Ай шоҳи набисират, имон ба ту муҳкам,
Ай мири алиҳикмат, олам ба ту дарғол!

Шукуфт лола,ту зиғол бишкуфон, ки ҳаме
Ба даври лола ба каф барниҳода беҳ зиғол.

❁ ❁ ❁

Агар амири ҷаҳондор доди ман надиҳад,
Чаҳорсола навиди маро кӣ ҳаст хиром?!

Чаро ҳаменигарам, то чаро кунад тани ман,
Ки низ то начамам, кори ман нагирад чам.

❂ ❂ ❂

Гар кунад ёрие маро ба ғами ишқ он санам,
Битавонад зудуд з-ин дили ғамхора занги ғам.

Орзуманди он шуда ту ба гӯр,
Ки расад нонпорает ба рам.

❂ ❂ ❂

Ман бад-он омадам ба хидмати ту,
Ки барояд рутаб зи конозам.

Бомҳоро фарасп хурд кунӣ
Аз гаронӣ-т, гар шавӣ бар бом.

❂ ❂ ❂

Бутпарастӣ гирифтаем ҳама,
Ин ҷаҳон чун бут асту мо шаманем.

Ҳанӯз бо манию аз ниҳеби рафтани ту
Ба рӯз вақт шуморам, ба шаб ситора шуморам!

❁ ❁ ❁

Бар рух ҳазор заҳраи сомур баршукуфт,
Эдун зи боғ қатраи шабнам наёфтам!

То даргаҳи ӯ ёбӣ, магзар ба дари кас,
Зеро ки ҳаром аст таяммум ба лаби ям.

❂ ❂ ❂

Дорӣ маро бад-он, ки фароз оям,
Зери ду зулфакон-т бинахчизам.

Чун барги лола будааму акнун
Чун себи пажмурида бар овангам.

❂ ❂ ❂

Сарв будем чанд гоҳ баланд,
Кӯж гаштему чун даруна шудем.

Чун ҷашша фишонӣ, ай писар, дар кӯям,
Хоки қадамат чу мушк дар дида занам!

❂ ❂ ❂

Басе хусрави номвар пеш аз ин
Шудастанд зӣ сорию сориён.

Аз пайи алфағдаву рӯзӣ … ба ҷаҳд
Ҷонвар сӯйи сипанҷи хеш ҷӯёну равон.

❂ ❂ ❂

Яке олудае бошад, ки шаҳреро биёлояд,
Чу аз говон яке бошад, ки говонро кунад рихан.

Гар ҳама неъмат як рӯз ба мо бахшад,
Наниҳад миннат бар мову пазирад ҳан.

❁ ❁ ❁

Ҳаргиз накунад сӯйи мани хаста нигоҳе,
Оранг, нахоҳад, ки шавад шод дили ман.

Гар кас будӣ, ки зӣ туам бификандӣ,
Хештан андарниҳодаме ба фалохан.

❂ ❂ ❂

Хоста тороҷ гашта, сар ниҳода бар зиён,
Лашкарат ҳамвора ёфта чун рамай рафташубон.

Ба оташ дарун-бар мисоли самандар,
Ба об андарун-бар мисоли наҳангон.

❁ ❁ ❁

Гетӣ-т чунин омад, гарданда бад-он сон:
— Ҳам боди барин омаду ҳам боди фурудин.

Ба чанголи қаҳри ту - дар хасми баддил
Бувад ҳамчу чарзе ба чанголи шоҳин.

❂ ❂ ❂

Аз он кӯзобрии бозкирдор
Калафташ буссадину тан-ш заррин.

Ай харидор, ман туро ба ду чиз:
Ба тану ҷону меҳр дода рабун.

❂ ❂ ❂

Гирифта рӯйи дарё ҷумла киштиҳои бирри ту,
Зи баҳри мадҳхоҳонат зи Шарвон то ба Обаскун.

Каннаро дар чароғ кард сабук,
Пас дар ӯ кард андаке рӯған.

❂ ❂ ❂

Мелови манӣ, ай фағу устоди туам ман,
Пеш ою се бӯса деҳу меловия бистон!

Худ ғами дандон ба кӣ тавонам гуфтан?!
Заррин гаштам ба руни симин дандон!

❂ ❂ ❂

Ба навбаҳорон бистой абри гирёнро,
Ки аз гиристани ӯст ин замин хандон.

Талхию ширинияш омехта - ст,
Кас нахурад нӯшу шакар бо пиюн.

❁ ❁ ❁

Пири фартут гашта будам сахт,
Давлати ӯ маро бикард ҷавон.

Яхча meборид аз абри сиёҳ
Чун ситора бар замин аз осмон.

❁ ❁ ❁

Чун бигардад пойи ӯ аз пойи дор,
Ошикӯхида бимонад ҳамчунон.

Аз гесуйи ӯ насимаки мушк ояд
В-аз зулфаки ӯ насимаки настарван.

❂ ❂ ❂

Ҳар он ки хотами мадҳи ту кард дар ангушт,
Сар аз даричаи заррин бурун кунад чу нигин.

Ба сарв монад, гар сарв лоладор бувад,
Ба мӯрд монад, гар мӯрд рӯяд аз насрин.

❁ ❁ ❁

Чунон ки хоксириштӣ, ба зери хок шавӣ,
Ниё-т хоку ту андар миёни хок огин.

Турунҷи бедор андаршуда ба хоби гарон,
Гули ғунуда барангехта сар аз болин.

❁ ❁ ❁

Он рахту куёни хеш ман рафтаму пардахтам,
Чун гурд бимондастам танҳо ману ин боҳу.

Чаро умри булбул дусад сол, вайҳак,
Намонад фузунтар зи соле парасту?!

❁ ❁ ❁

Оҷиз шавад аз ашку ғиреви ман
Ҳар абри баҳоргоҳ бо бахнав.

Дилбаро, з-ӯ кай маҷоли ҳосиди ғаммози ту,
Ранги ман бо ту набандад, беш аз ин малмоз ту!

❂ ❂ ❂

Ба чашмат-андар болор нангарӣ ту ба рӯз,
Ба шаб ба чашми касон-андарун бибинӣ коҳ.

Моҳи тамом аст рӯйи дилбараки ман
В-аз ду гули сурх андар ӯ паргола.

❂ ❂ ❂

Хуш он набиди ғорчӣ бо дӯстони ядила,
Гетӣ ба ором андарун, маҷлис ба бонгу валвала!

Ба ҷойи ҳар гаронмоя фурӯмоя нишонида,
Намонида-ст сори ӯву куррай ӯ-т монида.

❂ ❂ ❂

Гар ниъамҳои ӯ чу чархи давон
Ҳама хоб асту хоб бодафраҳ.

Дар роҳи Нишобур деҳе дидам бас хуб,
Ангуштаи ӯро на адад буду на марра.

❁ ❁ ❁

Як сӯ кашамаш чодар, як сӯ ниҳамаш мӯза,
Ин мурда агар хезад в-арна ману чалғӯза!

Талх шуд рӯзгорам аз каримӣ,
Марҳамат кун ба қадре офрӯша.

❂ ❂ ❂

Ба т-кук аз он гузидаам ин коза
К-ам айши неку дахли беандоза.

Ай хуни дӯстон-т ба гардан макун база,
Кас барнадошта-ст ба дасте ду харбуза!

❂ ❂ ❂

Бузургони ҷаҳон чун гардбандан,
Ту чун ёқути сурх андар миёна!

Ай бар ту расида бахри ҳар як чора,
Аз ҳоли мани заъиф чӯйӣ чора?!

❂ ❂ ❂

Зулфайнаки ӯ ниҳода дорад
Ба гардани Ҳорут зовлона.

Ай бор Худой, ай нигори фитна,
Ай дини хирадмандро ту рахна!

❂ ❂ ❂

Ай дареғ, он ҳури ҳангоми сахо ҳотамфаш,
Ай дареғ, он гави ҳангоми вафо сомгироҳ!

Аз меҳри ӯ надорам бе ханда кому лаб,
То сарв сабз бошаду бор оварад пада.

❁ ❁ ❁

Ҳафт солор, к-андар ин фалаканд,
Ҳама гирд омаданд дар дуву доҳ.

Нест аз ман аҷаб, ки густохам,
Ки ту кардӣ ба аввалам даста!

❁ ❁ ❁

Надорад майл фарзона ба фарзанду ба зан ҳаргиз,
Бибуррад насли ин ҳар ду, набуррад насли фарзона!

Манам хӯ карда бар бӯсаш, чунон чун боз бар миста,
Чунон бонг орам аз бӯсаш, чунон чун бишкании писта.

❂ ❂ ❂

Аё Хуршеди солорони гетӣ,
Савори размсозу гурди настӯҳ!

Оташи ҳачри туро ҳезум манам
В-оташи дигар -тро ҳезум пада!

❂ ❂ ❂

Ҷаъде сиёҳ дорад, к-аз кашшӣ
Пинҳон шавад бад-ӯ-дар сархора.

❂ ❂ ❂

К-аз шоирон наванд манаму навгувора,
Як байти парниён кунам аз санги хора!

❂ ❂ ❂

Ногоҳ бароранд зи кунҷи ту хурӯше,
Гарданд ҳама ҷумлаву бар риши ту шоша.

Пушт кӯжу сар тавилу рӯй бар кирдори нил,
Соқ чун сӯҳону дандон бар мисоли устура.

❁ ❁ ❁

Бар канори ҷӯй бинам растаи бодому сарв,
Рост пиндорам қатори уштурони обара.

❁ ❁ ❁

Рухсораи ӯ пардаи ушшоқ дарид,
Бо он ки ниҳуфта дорад андар парда.

❁ ❁ ❁

Меҳр ҷӯйӣ зи ману бемеҳрӣ,
Ҳуда хоҳӣ зи ману беҳудаӣ!

Гаҳ армандаию гаҳ арғандаӣ,
Гаҳ ошуфтаию гаҳ оҳистаӣ.

❂ ❂ ❂

Гаҳ дар он кундизи баланд нишин,
Гаҳ бад - ин бӯстон назар бикшой!

❂ ❂ ❂

Зар хоҳию турунҷ, инак аз ин рухи ман,
Май хоҳию гулу наргис, аз он ду рух ҷӯй!

❂ ❂ ❂

Аз ӯ беандуҳӣ бигзину шодӣ бо таносонӣ,
Ба темори ҷаҳон дилро чаро бояд, ки бихсонӣ?!

Шудам пир бад - ин сону ту ҳам худ на ҷавонӣ,
Маро сина пуранҷуху ту чун чафтакамонӣ!

❂ ❂ ❂

Ай мояи хубию некномӣ,
Рӯзам надиҳад бе ту рӯшноӣӣ!

❂ ❂ ❂

Омад ин навбаҳори тавбашикан,
Парниён гашт боғу барзану кӯй.

❂ ❂ ❂

Шоир Шаҳиду шуҳра Фароловӣ
В-ин дигарон ба ҷумла ҳама ровӣ!

Оҳу зи танги кӯҳ биёмад ба дашту роғ,
Бар сабза бода хуш бувад акнун, агар хурӣ!

❂ ❂ ❂

Ман кунам пеши ту даҳон пурбод,
То занӣ бар лабам ту зобгаре.

❂ ❂ ❂

Боғи мулк омад тарӣ аз рашҳаи килки вазир,
З-он ки афшак мекунад мар боғу бустонро тарӣ!

❂ ❂ ❂

Чӣ некӯ сухан гуфт ёре ба ёре,
Ки то кай кашем аз хусур зиллу хорӣ?!

Аз хару полик он ҷой расидам, ки ҳаме
Мӯзаи чинӣ мехоҳаму аспи тозӣ!

❂ ❂ ❂

Ба ҷумла хоҳам якмоҳа бӯса аз ту, буто,
Ба кеч-кеч нахоҳам, ки фоми ман тӯзӣ!

❂ ❂ ❂

Маро бо ту бад-ин боб тоб нест,
Ки ту роз беҳ аз ман ба сар барӣ.

❂ ❂ ❂

Ай он ки ман аз ишқи ту андар ҷигари хеш
Оташкада дорам саду бар ҳар мижае жӣ!

Ҷуз бартарӣ надонӣ, гӯйӣ, ки оташӣ,
Ҷуз ростӣ наҷӯйӣ, моно, тарозуӣ!

❁ ❁ ❁

Кори бӯса чу об хурдан шӯр,
Бихурӣ, беш ташнатар гардӣ!

❁ ❁ ❁

Буто, нахоҳам гуфтан тамом мадҳи туро,
Ба шарм дорад хуршед, агар кунам сипарӣ.

❁ ❁ ❁

Нили даманда туӣ ба гоҳи атият,
Пили даманда ба гоҳи кинагузорӣ!

Ҷаҳоно, ҳамоно, к-аз ин бегуноҳӣ
Гунаҳкор моему ту беканозӣ!

❂ ❂ ❂

Сарв аст он ё боло, моҳ аст он ё рӯй?!
Зулф аст он ё чавгон, хол аст он ё гӯй?!

❂ ❂ ❂

Ай турфаи хубони ман, ай шуҳраи Рай,
Лабро ба сапедарак бикун пок аз май!

❂ ❂ ❂

Мардумон аз хирад сухан гӯянд,
Ту ҳавозӣ ҳадиси ғоб кунӣ!

Дарди ту чисту курӯжу хуррамӣ,
Бонг барзад аз курӯжу хуррамӣ.

❂ ❂ ❂

Биё, ғазал бисаро, ай ғазалсаройи бадеъ,
Бигир чанг, ба чанг - андару ғазал бисарой!

❂ ❂ ❂

Хоре, ки ба ман - дар халад андар сафари Ҳинд,
Беҳ, чун ба ҳазар дар кафи ман дастаи шаббӯй.

❂ ❂ ❂

Ҷуз ин дуъот нагӯям, ки Рӯдакӣ гуфта-ст:
«Ҳазор сол бизӣ, сад ҳазор сол бизӣ!»[1]

1. Мисраи аввал аз Манучеҳрии Домғонист (а. Х1).

## АЗ ДОСТОНИ «КАЛИЛА ВА ДИМНА»
### (дар баҳри рамал)

Кор чун баста шавад, бикшоядо
В-аз паси ҳар ғам тараб афзоядо.

❂ ❂ ❂

Ҳар кӣ ёри хешро ёвар шавад,
Ёр бояд буд, агар кофар шавад.

❂ ❂ ❂

Вақти нокомӣ тавон донист ёр,
Чун бувад дар комронӣ сад ҳазор.

❂ ❂ ❂

Ҳар кӣ н-омухт аз гузашти рӯзгор,
Низ н-омӯзад зи ҳеч омӯзгор.

❂ ❂ ❂

То ҷаҳон буд аз сари одам фароз,
Кас набуд аз роҳи дониш бениёз.
Мардумони бихрад андар ҳар замон
Рози донишро ба ҳар гуна забон
Гирд карданду гиромӣ доштанд,
То ба санг - андар ҳамебингоштанд.
Дониш андар дил чароғи равшан аст,
В-аз ҳама бад бар тани ту ҷавшан аст!

❂ ❂ ❂

Ҳеч ганҷе нест аз фарҳанг беҳ,
То тавонӣ, рав туву ин ганҷ неҳ!

❁ ❁ ❁

Ҳамчунон сурма, ки духти хубрӯй
Ҳам ба сони гард бардорад зи рӯй,
Гарчи ҳар рӯз андаке бардорадаш,
Бофдум рӯзе ба поён орадаш.

❁ ❁ ❁

Шаб зимистон буд, каппӣ сард ёфт,
Кирмаки шабтоб ногоҳе битофт.
Каппиён оташ ҳамепиндоштанд,
Пуштаи ҳезум бад-ӯ анбоштанд.

❁ ❁ ❁

Он-кро донам, ки ӯям душман аст
В-аз равони пок бадхоҳи ман аст,
Ҳам ба ҳар гаҳ дӯстӣ ҷӯям-ш ман,
Ҳам сухан б-оҳистагӣ гӯям-ш ман.

❁ ❁ ❁

Доштӣ он тоҷири давлатшиъор
Сад қатори сор андар зери бор.

❁ ❁ ❁

Танг шуд олам бар ӯ аз баҳри гов,
Шӯр-шӯр - андар фиганду ков-ков.

❁ ❁ ❁

Димнаро гуфто, ки то ин бонг чист,
Бо ниҳебу саҳм ин овойи кист?!
Димна гуфт ӯро: - Ҷуз ин ово дигар
Кори ту на ҳасту саҳме бештар!
Об ҳар чӣ бештар нерӯ кунад,
Банди варғи сустбуда бифганад.

Дил гусаста дорӣ аз бонги баланд,
Ранҷаке бошад - ту озору газанд!

❂ ❂ ❂

Пас табире дид наздики дарахт,
Ҳар гаҳе бонге биҷастӣ тунду сахт.
Гурсна рӯбоҳ шуд то он табир
Чашм зӣ ӯ бурда, монда хир-хир.

❂ ❂ ❂

Зан, чу ин бишнида шуд, хомӯш буд,
Кафшгар конову марде лӯш буд.

❂ ❂ ❂

Боз кард аз хоб занро нарму х(в) аш,
Гуфт: - Дуздонанду омад пойпаш.

❂ ❂ ❂

Шер ғужм ов://арду ҷаст аз ҷойи хеш
В-омад он харгӯшро алфағда пеш.

❂ ❂ ❂

Ҳамчунон капте, ки дорад ангубин,
Чун бимонад достони ман бар ин?!
Кабт ногаҳ бӯйи нилуфар биёфт,
Хушшаш омад, сӯйи нилуфар шитофт.
В-аз бари хушбӯй нилуфар нишаст,
Чун гаҳи рафтан фароз омад, биҷаст.
То чу шуд дар об нилуфар ниҳон,
Ӯ ба зери об монд аз ногаҳон.

❂ ❂ ❂

Подшо симурғи дарёро бибурд,
Хонаву бачча ба он тайту супурд.

❂ ❂ ❂

Чун кашаф анбӯҳи ғавғоӣ бидид,
Бонгу жаххи мардумон хашм оварид.

❂ ❂ ❂

В-аз дарахт-андар гувоҳӣ хоҳад ӯй,
Ту бад-он гаҳ аз дарахт-андар бигӯй
К-он табангу, к-андар он динор буд,
Он ситад з-эдар, ки ноҳушёр буд.

❂ ❂ ❂

Назди он шоҳи замин кардаш паём:
— Доруе фармой зомаҳрон ба ном.

❂ ❂ ❂

Андар он шаҳре, ки муш оҳан х(в) арад,
Боз паррад дар ҳаво, кӯдак барад.

❂ ❂ ❂

Ман сухан гӯям, ту коноӣ кунӣ,
Ҳар замоне даст бар дасте занӣ.

❂ ❂ ❂

Марди динӣ рафту овардаш кананд,
Чун ҳаме меҳмон дари ман хост канд.
Гуфт диниро, ки ин динор буд,
К-ин фажокин мушро парвор буд.

❂ ❂ ❂

Ҳеч шодӣ нест андар ин ҷаҳон
Бартар аз дидори рӯйи дӯстон,
Ҳеч талхӣ нест бар дил талхтар
Аз фироқи дӯстони пурҳунар.

❁ ❁ ❁

Худ туро ҷӯяд ҳаме хубию зеб,
Ҳамчунон чун туҷаба ҷӯяд нишеб.

❁ ❁ ❁

Гуфт бо харгӯш: - Хона хони ман,
Хезу хошокат аз ӯ берун фикан!

❁ ❁ ❁

Боз кажмардум ба кунгур-ш андаро,
Чун аз ӯ суд аст мар шодӣ туро!

❁ ❁ ❁

Офарида мардумон мар ранҷро,
Пеша карда ҷони ранҷоҳанҷро.

❁ ❁ ❁

Бо курузу хуррамӣ оҳу ба дашт
Мехиромад чун касе, к-ӯ маст гашт.

❁ ❁ ❁

Чун даромад он кадевар, марди зафт
Бел ҳишту доскола баргирифт.

❁ ❁ ❁

Гар хурӣ, аз хурдан афзояд - т ранҷ
В-ар диҳӣ, мину фароз орад - ту ганҷ!

❁ ❁ ❁

Сурхии хафча нигар аз сурхбед
Мусъафаргун пӯшиши ӯ, худ сафед.

❂ ❂ ❂

Оҳу аз дил - андарун овоз дод,
Посухи гурза ба дониш боз дод.

❂ ❂ ❂

Киштие бар обу киштибон-ш бод,
Рафтан андар водие яксон ниҳод.
На хала бояд, на бод ангехтан,
На зи киштӣ биму на з-овехтан.

❂ ❂ ❂

Рӯзи ҷастан тозиёнӣ чун наванд,
Рӯзи дан чун шастсола судманд.

❂ ❂ ❂

Сар фурӯ кардам миёни обх(в) ар,
Аз фузунҷи ман-ш хашм омад магар?!

❂ ❂ ❂

Хур ба шодий рӯзгори навбаҳор,
Май гусор андар такуки шоҳвор!

❂ ❂ ❂

В-аз чаковак нӯф бинӣ растахез,
Дашт баргирад бад-он овои тез.

❂ ❂ ❂

Чун гули сурх аз миёни пилгӯш,
Ё чу заррин гӯшвор аз хубгӯш.

❂ ❂ ❂

Аблаҳу фарзонаро фарҷом хок,
Ҷойгоҳи ҳар ду андар як мағок.

❂ ❂ ❂

Зад кулӯхе бар ҳабоки он фазок,
Шуд ҳабоки ӯ ба кирдори мағок.

❂ ❂ ❂

Чун фароз ояд бад-ӯ оғози марг,
Диданаш бегор гардонад мачарг.

❂ ❂ ❂

Чоҳ пуркарбошаву пуркаждумон,
Хурди эшон пусти рӯйи мардумон.

❂ ❂ ❂

Гар дирам дорӣ, газанд орад ба дин,
Бифкан ӯро, гурми дарвешӣ гузин!

❂ ❂ ❂

Аз ҳамолон в-аз供одар ман фузун,
З-он ки ман уммедворам не зи юн.

❂ ❂ ❂

Кард бояд мар маро в-ӯро раван,
Шер то темор дорад хештан.

❂ ❂ ❂

Токи раз бинӣ, шуда диноргун,
Парниёни сабзи ӯ зангоргун.

❂ ❂ ❂

Аз ҳама хубию некӣ дорад ӯ,
Модавар бар кори хеш ар дорад ӯ!

❂ ❂ ❂

Беҳтарин ёрону наздикон ҳама,
Назди ӯ дорам ҳамеша андама.

❂ ❂ ❂

Пар биканда, чангу чангал рехта,
Хок гашта, бод хокаш бехта.

❂ ❂ ❂

Кош он гӯяд, ки гӯяд ҳеч на,
Бар яке - бар чанд бифзояд фара.

❂ ❂ ❂

Ҳаст аз мағзи сарат, ай мангала,
Ҳамчу руш монда тиҳӣ аз кашкала.

❂ ❂ ❂

Ҳам ту омода бувӣ в-ороста,
Ҷанги ӯро хештан пероста.

❂ ❂ ❂

Пас биявборид эшонро ҳама,
Не шубонро меш зинда, не рама.

❂ ❂ ❂

Ҷой кард аз баҳри будан козае,
З-он ки карда будашон андозае.

❂ ❂ ❂

Чун яке хошоки афканда ба кӯй,
Гӯшхоронро ниёз ояд бад-ӯй.

❁ ❁ ❁

Дастгоҳи ӯ надонад, к-аз чӣ рӯй
Тунбалу канбура дар дастони ӯй.

❁ ❁ ❁

Хоягони ту чу кобила шуда-ст,
Ранги ӯ чун ранги потила шуда-ст.

## АЗ ДОСТОНИ «СИНДБОДНОМА»
### (дар баҳри рамал)

Баски бар гуфта пушаймон будаам,
Баски бар ногуфта шодон будаам.

❂ ❂ ❂

Хашм омад - шу ҳам он гаҳ гуфт: - Век!
Хост, к - ӯро барканад аз дида кек.
Мода гуфто: - Ҳеч шармат нест, век,
Бас сабуксорӣ, на бад донӣ, на нек!

❂ ❂ ❂

Он гурунҷу он шакар бардошт пок
В-андар он дастор он зан баст хок.
Он зан аз дуккон фуруд омад чу бод,
Пас фаларзангаш ба даст - андар ниҳод.
Мард бикшод он фаларзаш, хок дид,
Кард занро бонгу гуфташ: - Ай палид!

❂ ❂ ❂

Гуфт: - Ҳангоме яке шаҳзода буд,
Гавҳарию пурҳунар, озода буд.
Шуд ба гармоба - дарун як рӯз ғӯшт,
Буд фарбию калону хубгӯшт.

❂ ❂ ❂

Чунки занро дид лағ, кард уштулам,
Ҳамчу оҳан гашту надод эч хам.

❂ ❂ ❂

Думми саг бинӣ або батфузи саг,
Хушк гашта, к-аш наҷунбад ҳеч раг.

❂ ❂ ❂

Бонги зилла кард хоҳад карр гӯш
В-эч н-осояд ба гармо аз хурӯш.
Барзанад овоз дунонак ба даст,
Бонги дунонак сечандовой ҳаст.

❂ ❂ ❂

Зишту нофарҳихтаву нобихраде,
Одамирӯеву дар ботин даде.

❂ ❂ ❂

Нони он мудхил зи бас зиштам намуд,
Аз пайи хурдан гувориштам набуд.

❂ ❂ ❂

Аспялле омад он гаҳ нарм - нарм,
То барад мар аспро ӯ гарм - гарм.

❂ ❂ ❂

Пас шитобон омад инак пирзан,
Рӯй як сӯ, коға карда хештан…
Мардро наҳмор хашм омад аз ин,
Ғовшанге бар каф овардаш гузин…
То ба хона бурд занро бо далом,
Шодмона зан нишасту шодком…
Андаромад мард бо зан чарб - чарб,
Гандапир аз хона берун шуд ба тарб.

❂ ❂ ❂

Шоҳ дигар рӯз боғ ором хуб,
Тахтҳо бинҳоду баргустард буб.

❂ ❂ ❂

Гурбузони шаҳр бо ман тохтанд,
Ман надонистам, чӣ тунбал сохтанд.

❂ ❂ ❂

Гуфт: - Хез акнун, ту сози раҳ бисеч,
Рафт бояд, ай писар, мамғаз ту ҳеч!

❂ ❂ ❂

Кард рӯбаҳ юзворӣ як заганд,
Хештанро з-он миён берун фиканд.

❂ ❂ ❂

Обканде дуру бас торик ҷой,
Лағз-лағзон чун дар ӯ бинҳанд пой?!

❂ ❂ ❂

Гунбаде наҳмор барбуда баланд,
Н-аш сутун аз зеру н-аз барсӯш банд.

❂ ❂ ❂

Аз ту дорам, ҳар чи дар хона ханур
В-аз ту дорам низ гандум дар канур.

❂ ❂ ❂

Марди муздур андароғозид кор,
Пеши ӯ дастон ҳамезад бекиёр.

❂ ❂ ❂

Оташе биншонад аз тан тафту тез,
Чун замоне бигзарад, гардад гумез.

❂ ❂ ❂

Мӯйи сар ҷағбуту ҷома римнок,
Аз бурунсӯ боди сарду бимнок.

❂ ❂ ❂

Аз даҳони ту ҳамеояд ғашок,
Пир гаштӣ, рехт мӯят аз ҳабок.

❂ ❂ ❂

Истода дидам он ҷо дузди ғул,
Рӯй зишту чашмҳо ҳамчун дағул.

❂ ❂ ❂

З-аш аз ӯ посух диҳам андар ниҳон,
З-аш ба бедорӣ миёни мардумон.

❂ ❂ ❂

Чунки молида бад-ӯ густох шуд,
Кори молида бад - ӯ дарвох шуд.

❂ ❂ ❂

Чун бигардад пойи ӯ аз пойдон,
Худ шикӯхида бимонад ҳамчунон.

❂ ❂ ❂

Гуфт: - Фардо наштар орам пеши ту,
Худ биёҳанҷам ситем аз реши ту.

❂ ❂ ❂

Суси парварда ба май бигдохта,
Нек дармоне занонро сохта.

❁ ❁ ❁

Рӯйи ҳар як чун духафта гирдмоҳ
Ҷома - шон ғуффа, самурӣ - шон кулоҳ.

❁ ❁ ❁

Санҷиду челон ба ду нима шуда,
Нуқтаи сурма ба як - як барзада.

❁ ❁ ❁

Ошикӯхад бар замин ҳамвортар,
Ҳамчунон чун бар замин душхортар.

❁ ❁ ❁

Шав бад - он кунҷ андарун, хумме биҷӯй,
Зери ӯ самчест, берун шав бад - ӯй!

❁ ❁ ❁

Хумму ханба пур, зи андуҳ дил тиҳӣ,
Заъфарону наргису беду биҳӣ.

❁ ❁ ❁

Аз фаровонӣ, ки хушкомор кард,
З-он ниҳон мар мардро бедор кард.

❁ ❁ ❁

Гуфт риман, марди хоми лакдарой
Пеши он фартут, пири жожхой.

❁ ❁ ❁

Песию носуркуну гурбапой,
Хоя ғур дорӣ ту чун уштурдарой!

❁ ❁ ❁

Дасту каффу пойи пирон пуркалахҷ,
Риши пирон зард аз бас дуди нахҷ.

❁ ❁ ❁

Омад он шабдиз бо марди хироҷ,
Дар бичунбонид бо бонгу талоҷ.

❁ ❁ ❁

Он гаҳе ганҷур мушкомор кард,
То мар ӯро з-он бад-он бедор кард.

❁ ❁ ❁

Чун яке чағбут пистонбанди ӯй,
Шир дӯшӣ з - ӯ ба рӯзе ду сабӯй.

## АЗ МАСНАВИИ «ДАВРОНИ ОФТОБ»
### (дар баҳри рамал)

Аз Хуросон барвази товусваш
Сӯйи Ховар мехиромад шоду каш.

❂ ❂ ❂

Меҳр дидам бомдодон, чун битофт,
Аз Хуросон сӯйи Ховар мешитофт.

❂ ❂ ❂

Офтоб ояд ба бахшаш зӣ Бара,
Рӯйи гетӣ сабз гардад яксара.

❂ ❂ ❂

Нимрӯзон бар сари мо баргузашт,
Чун ба Ховар шуд, зи мо нодид гашт.

❂ ❂ ❂

Ахтаронанд, осмон - шон ҷойгоҳ,
Ҳафт тобанда давон дар дуву доҳ.

### Аз маснавии баҳри мутақориб

Ба кӯҳ - андарун гуфт камкони мо,
Биёву бикан, бигсалад ҷони мо.

❂ ❂ ❂

Ба андо намуданд вахшурро,
Бидид он саропо ҳама нурро.

❂ ❂ ❂

Кафан ҳулла шуд кирми баҳромаро,
К-аз абрешими ҷон кунад ҷомаро.

❂ ❂ ❂

Тавонӣ бар ӯ кор бастан фиреб,
Ки нодон ҳама рост бинад вуреб.

❂ ❂ ❂

Гирифт об коша зи сармои сахт,
Чу заррин варақ гашт барги дарахт.

❂ ❂ ❂

Зи қалб ончунон сӯйи душман битохт,
Ки аз ҳайбаташ шери нар об тохт.

❂ ❂ ❂

Чу гашт он парирӯй бемори ғанҷ,
Бибуррид дил з-ин саройи сипанҷ.

❂ ❂ ❂

Сиголида дар ҷанг монанди ғӯч,
Табар бурда бар сар чу тоҷи хурӯч.

❂ ❂ ❂

Кӣ бар обу гил нақши мо ёд кард,
Кӣ моҳор дар бинии бод кард?!

❂ ❂ ❂

Ба душман - бар аз хашм овоз кард,
Ту гуфтӣ, магар тундар оғоз кард?!

❂ ❂ ❂

Нафасро ба узрам чу ангез кард,
Чу озарфазо оташам тез кард.

❂ ❂ ❂

Тани хингбед арчи бошад сапед,
Ба таррию нармӣ набошад чу бед.

❂ ❂ ❂

Нишасту суханро ҳаме хош зад,
Зи оби даҳан кӯҳро шош зад.

❂ ❂ ❂

Зи ҳар хошае хештан парварад,
Ки ҷуз хош вайро чӣ андарх(в)арад?!

❂ ❂ ❂

Ба бодафраҳи ҷовидон кардманд,
Ба дӯзах бимонад равонаш нажанд.

❂ ❂ ❂

Яке базми хуррам биёростанд,
Маю руду ромишгарон хостанд.

❂ ❂ ❂

Кафидаш дил аз ғам чу он кафтанор,
Кафида шавад санги теморхор.

❂ ❂ ❂

Дурахш ар нахандад ба вақти баҳор,
Ҳамоно нагиряд чунин абр зор.

❂ ❂ ❂

Ба домам наёмад ба сони ту гӯр,
Раҳоӣ наёбӣ, бад - ин сон машӯр!

❁ ❁ ❁

Расиданд зӣ шаҳри Чиндон фароз,
Сипаҳ хайма зад дар нишебу фароз.

❁ ❁ ❁

Чӣ хуш гуфт он мард бо он хадеш:
— Макун бад ба кас, гар нахоҳӣ ба хеш!

❁ ❁ ❁

Тан аз хай пуробу даҳон пур зи хок,
Забон гашта аз ташнагӣ чок-чок.

❁ ❁ ❁

Фиканданд бар лод парнихсанг,
Накарданд дар кори мӯбад даранг.

❁ ❁ ❁

Ба як бод агар бештар тор ранг (?),
Ки бошад, ки бешӣ бувад бедаранг.

❁ ❁ ❁

Ду ҷӯйе равон аз даҳонаш зи хилм,
Ду хирман зада бар ду чашмаш зи хим.

❁ ❁ ❁

Баҳор аст ҳамвора ҳар рӯзиям,
Ба мункар фаровон, ба маъруф кам.

❁ ❁ ❁

Макун хештан аз раҳи рост гум,
Ки худро ба дӯзах барӣ бофдум.

❁ ❁ ❁

Ба дашт ар ба шамшер бигзорадам,
Аз он беҳ, ки моҳӣ биявборадам!

❁ ❁ ❁

Агар бошгуна бувад пераҳан,
Бувад ҳоҷати баркашидан зи тан.

❁ ❁ ❁

Ҷигарташнагонанд бетӯшагон,
Ки бечорагонанду безоварон.

❁ ❁ ❁

В-агар паҳлавонӣ надонӣ забон,
Варазрӯдро Моваруннаҳр дон.

❁ ❁ ❁

Ки ҳар гаҳ, ки тира бигардад ҷаҳон,
Бисӯзад чу дӯзах, шавад бодрон.

❁ ❁ ❁

Бадандеш душман бувад велҷӯ,
Ки то чун ситонад аз ӯ чизи ӯ.

❁ ❁ ❁

Зи дидор хезад ҳама орзу,
Зи чашм аст гӯянд жарди гулӯ.

❁ ❁ ❁

Сиришк аз мижа ҳамчу дур рехта,
Чу хӯша зи соруна овехта.

❁ ❁ ❁

Нишаста ба сад чашм бар бораe,
Гирифта ба чанг - андарун порае.

❁ ❁ ❁

Лаби бахти пирӯзро хандаӣ,
Маро низ мурвои фархундаӣ!

❁ ❁ ❁

Ҷавон чун бидид он нигорида рӯй,
Ба сони ду занҷир марғули мӯй.

❁ ❁ ❁

Або хилъати фохир аз хуррамӣ
Ҳамерафтию менаваштӣ замӣ.

❁ ❁ ❁

Маяфланҷ душман, ки душман яке
Фузун асту дуст ар ҳазор, андаке!

❁ ❁ ❁

Ҷавон будаму пунба фахмидаме,
Чу фахмида шуд, дона барчидаме.

❁ ❁ ❁

Ба хунёгаре нағз овард рӯй,
Ки чизе, ки дил хуш кунад, он бигӯй!

❁ ❁ ❁

Ба чашми дилат дид бояд ҷаҳон,
Ки чашми сари ту набинад ниҳон!
Бад - он ошкорат бибин ошкор,
Ниҳонӣ - тро бар ниҳонӣ гумор!

## Аз маснавии баҳри хафиф

Нест фикре ба ғайри ёр маро,
Ишқ шуд дар ҷаҳон фиёр маро.

❂ ❂ ❂

То самув сар бароварид аз дашт,
Гашт зангоргун ҳама лаби кашт.
Ҳар яке корде зи хон бардошт,
То пазад аз самув таъомаки чошт.

❂ ❂ ❂

Заръу заръ аз баҳор шуд чу биҳишт,
Заръ кишт асту заръ гӯшаи кишт.

❂ ❂ ❂

Уштури гурсна касема х(в) арад,
Кай шикӯҳад зи хор, чира чарад.

❂ ❂ ❂

Ҳар киро роҳбар заған бошад,
Гузари ӯ ба марғазан бошад.

❂ ❂ ❂

Дева ҳарчанд, к - абришим биканад,
Ҳарчи он бештар, ба хеш танад.

❂ ❂ ❂

Гови мискин зи кайди Димна чӣ дид
В - аз бади зоғ бумро чӣ расид?!

❂ ❂ ❂

Дур монд аз саройи хешу табор,
Насаре сохт бар сари кухсор.

❁ ❁ ❁

Гарчи номардум аст он нокас,
Нашавад сер аз ӯ дилам яргас!

❁ ❁ ❁

Духти Кисро, зи насли Кайковус,
Дурситӣ ном, нағз чун товус.

❁ ❁ ❁

Табар азбаски зад ба душман кӯс,
Сурх шуд ҳамчу лолакои хурӯс.

❁ ❁ ❁

Он ки аз ин сухан шунид арзиш,
Боз пеш ор, то кунад пажуҳиш.

❁ ❁ ❁

Хештандор бошу бепархош,
Ҳеч касро мабош ошиқи ғош!

❁ ❁ ❁

Хеш бегона гардад аз пайи диш,
Хоҳӣ он рӯз музд камтар диш!

❁ ❁ ❁

Хештан пок дору бепархош,
Рӯ ба оғош - андарун махрош!

❁ ❁ ❁

Аз бузургӣ, ки ҳастӣ, ай хаштук,
Чокарат бар китиф ниҳад дафнук.

❂ ❂ ❂

Аз ту холӣ нигорхонаи Ҷам,
Фарши дебо фиканда бар бачкам.

❂ ❂ ❂

Ман чунин зор аз он ҷамош шудам,
Ҳамчу оташ миёни дош шудам.

❂ ❂ ❂

Ҷонтаранҷидаву шикастадилам,
Гӯйӣ, аз ғам ҳаме фурӯгусилам.

❂ ❂ ❂

Бод бар ту мубораку хуншон
Ҷашни Наврӯзу гӯспандкушон!

❂ ❂ ❂

Буданӣ буд, май биёр акнун,
Ратл пур кун, магӯй беш сухун!

❂ ❂ ❂

Чун ниҳод ӯ паҳандро некӯ,
Қайд шуд дар паҳанди ӯ оҳу.

❂ ❂ ❂

Чун ба бонг омад аз ҳаво бахнав,
Май хуру бонги руду чанг шунав!

❂ ❂ ❂

Аз шабистон ба башкам омад шоҳ,
Гашт башкам зи дилбарон чун моҳ.

❂ ❂ ❂

Он ки нашк офариду сарви сиҳӣ
В-он ки бед офариду нору биҳӣ…

❂ ❂ ❂

Ришу сиблат ҳаме хизоб кунӣ,
Хештанро ҳаме азоб кунӣ!

## Аз маснавии баҳри ҳазаҷ

Диранг ор, ай сипеҳри чархворо,
Каёхантар -т бояд кард коро!

❂ ❂ ❂

Биҳиштойин саройеро бипардохт,
Зи ҳар гуна дар ӯ тимсолҳо сохт.
Зи уду чандан ӯро остона,
Дараш симину заррин поликона.

❂ ❂ ❂

Шабе деранду зулматро муҳайё,
Чӣ нобино дар ӯ ду чашми бино!

❂ ❂ ❂

Чароғон дар шаби чак ончунон шуд,
Ки гетӣ рашки ҳафтум осмон шуд!

❂ ❂ ❂

Агарчи дар вафо бешабҳию дес,
Намедонӣ ту қадри ман, дизандес!

❂ ❂ ❂

Чу ёвандон ба маҷлис май гирифтанд,
Зи маҷлис, маст чун гаштанд, рафтанд.

❂ ❂ ❂

Наёрам бар касе ин роз бикшуд,
Маро бо холи ҳиндуи ту бифнуд.

❂ ❂ ❂

Бувад зудо, ки ойӣ нек хомӯш,
Чу мурғобӣ занӣ дар об поғӯш?!

❂ ❂ ❂

Илоҳо, аз худам бистону гум кун,
Ба нури пок бар ман уштулум кун!

❂ ❂ ❂

Сари сарви қадаш шуд божгуна,
Дуто шуд пушти ӯ ҳамчун даруна.

❂ ❂ ❂

Ту аз фарғул бояд дур бошӣ,
Шавӣ дунболи кору ҷон харошӣ!

❂ ❂ ❂

Ба роҳ - андар ҳамешуд роҳшоҳе,
Расид ӯ то ба назди подшоҳе.

## Аз маснавии дигари баҳри ҳазаҷ

Бигрифт ба чанг чангу биншаст,
Бинвохт ба шаст чангро шаст.

❁ ❁ ❁

Фарҳор бузургу нек ҷоест,
К-он мавзиъи он бути навоист.

❁ ❁ ❁

На кафшгарӣ, на дӯхтастӣ,
На гандуму ҷав фурӯхтастӣ!

**Аз маснавии баҳри музореъ**

Ай булбули хушнаво, ово деҳ,
Ай соқӣ, он қадаҳ бо мо деҳ!

❁ ❁ ❁

Ҷавонӣ гузашту чиразабонӣ,
Табъам гирифт низ гаронӣ.

❁ ❁ ❁

Бо сад ҳазор мардум танҳоӣ,
Бе сад ҳазор мардум танҳоӣ!

**Аз маснавии баҳри сареъ**

Ҷомаи пурсурати даҳр, ай ҷавон,
Чирк шуду шуд ба кафи гузарон.
Ранг ҳама хому чунон печутоб,
Мунтазирам, то чӣ барояд зи об.

❁ ❁ ❁

Чарх чунин асту бад - ин раҳ раванд,
Лек ба ҳар неку бадат шуд наванд.

❁ ❁ ❁

Луқмае аз заҳр зада дар даҳан,
Марг фишурдаш ҳама дар зери ған.

**Абасто** – Авасто китоби динии Зардушт, пайғамбари эрониёни пеш аз ислом, ки аз панҷ ҷузъ аст: Ясно, Виспарад, Вандидод, Яшт ва Хурда Авасто.

**Аднон** – аз ашхоси мӯътабар ва аз муқаррабони дарбори амир Наср ибни Аҳмади Сомонӣ (914 – 943 милодӣ), ки устод Рӯдакӣ аз ӯ дар қасидаи «Модари май» ёд кардааст.

**Абуттайййиб Тоҳири Мусъабӣ** – аз вазирони аҳди Сомониён буда, дасти ҷуду карамашро ҳамеша барои устод Рӯдакӣ дароз мекард.

**Абӯҷаъфар Аҳмад ибни Муҳаммад** – амири онвақтаи Систон аст, ки устод Рӯдакӣ қасидаи худро бо дархости амири сомонӣ Наср ибни Аҳмад ба шарафи ғалабаи ӯ (яъне Абӯҷаъфар ) бар Мокон ном амири саркаш, ки зидди дарбори марказӣ бархоста буд, эҷод кардааст.

**Амр ибн ил-Лайс** – ҳокиме аз хонадони Саффориён (ҳокимияташон солҳои 873 – 903 мелодӣ), ки аз соли 876 мелодӣ ҳукумат рондааст.

**Афлотун** – (Фалотун, Платон) аз файласуфони идеалии Юнони қадим буда, байни солҳои 428 – 348 то милод умр басар бурдааст. Вай аз шогирдони Суқрот, поягузори идеализми объективӣ ва муаллифи беш аз 30 мунозираи фалсафист. Суханварони адабиёти форс-тоҷик аксар авқот номи ӯро рамзи хираду дониш талмеҳ кардаанду мекунанд.

**Бағдод** – номи шаҳр дар Ироқ.

**Бадахшон** – вилояте, ки як қисми он Вилояти Мухтори Бадахшони Кӯҳии Ҷумҳурии Тоҷикистони кунуниро ташкил медиҳад ва қисми дигараш дар Ҷумҳурии Афғонистон аст; лаъли Бадахшон навъи аълои лаълест, ки аз кӯҳистони Бадахшон ба даст меоранд.

**Балъамӣ** – Абулфазл Муҳаммад ибни Убайдуллоҳ (соли таваллудаш номаълум – соли вафоташ 940 мелодӣ, Бухоро) олим, ходими давлатӣ, вазири амир Наср ибни Аҳмади Сомонӣ (ҳукмронияш солҳои 914 – 943 мелодӣ).

Вай шахси баландмаърифат ва ҳомии шуарову уламо буд. Балъамӣ қадри устод Рӯдакиро шинохта, ӯро аз ҳамаи шоирони муосири арабу форсизабон боло мегузошт. Дар шеъри устод Рӯдакӣ «Мир Абулфазл» ишора ба Балъамист.

**Баҳман** – номи моҳи ёздаҳуми солшумории шамсӣ, ки ба 22 январ – 20 феврали исавӣ рост меояд.

**Баҳром** – ситораи Миррих (Марс) аст, ки ситорашиносони қадим онро барангезандаи фитна ва ҷанг донистаанд.

**Баштар** – фариштаи Микойил, муваккали борон ва ронандаи абрҳо.

**Бобон** – маҳалле буда наздики Марви қадим.

**Бӯумар** – аз балегӯёну наздикони устод Рӯдакӣ барои навиштани қасидаи «Модари май».

**Бӯҳанифа** – дар солҳои 699–767м. умр ба сар бурда, аз номгузорони мазҳаби ҳанафӣ будааст.

**Доро** – писари Доробшоҳи Каёнӣ, ки дар дувоздаҳсолагӣ пас аз сари падар ба шоҳӣ расид ва аз румиён бож хост, ки қиссааш дар «Шоҳнома»-и Абулқосими Фирдавсӣ мукаммал омадааст. Искандар, ки ба ривояти «Шоҳнома» писари дигари Дороб буд, аз бож додан даст кашид ва бар ҷанг хест. Дар ин ҷанг эрониён шикаст хӯрданд. Ду тан аз сардорони Доро, ки вазъи ӯро дигаргун диданд, шабона дашна бар синаи ӯ заданд. Хабар ба Искандар расид, бар болини бародар омад ва зорӣ карду бар ӯ фош кард, ки бародари ӯст. Доро Искандарро ба додгарӣ васият карду ҷон дод. Зории Искандар бар болини Доро аз қисматҳои бисёр муассири «Шоҳнома»-и Фирдавсист. Низомии Ганҷавӣ низ дар «Искандарнома»-и худ ҳамин саҳнаро ба шевоии тамом сурудааст. Суханварон дар адабиёти форсии тоҷикӣ номи Дороро талмеҳ кардаанд.

**Жанг** – мухаффафи «Аржанг». Китоби машҳури Монӣ, ки дар он нақшу мусаввараҳои муаллиф мундариҷ будааст.

**Занд** – китоби шарҳи «Авасто» ба забони паҳлавӣ.

**Зивош** – номи қадимии форсии тоҷикии Муштарӣ (Юпитер), ки аз бузургтарин сайёраҳои манзумаи Офтоб буда, онро Бирҷис ва Ҳурмуз низ меноманд ва мунаҷҷимони қадим Муштариро муборак шуморида, Саъди акбар ва Қозии фалак ҳисоб мекарданд.

**Исо** – барбати Исо, барбате, ки Исо пайғамбар менавохтааст.

**Кайвон** – сайёраи Зуҳал, Сатурн, ки мувофиқи ақидаи мунаҷҷимони гузашта дар осмони ҳафтум ҳаракат мекунад. Кайвон (Зуҳал) наҳс шуморида мешуд.

**Кайковус** – аз шоҳони силсилаи Каён, ки тасвираш дар «Шоҳнома»-и Абулқосими Фирдавсӣ муфассал омадааст. Вай писари Кайқубод буда, бо кӯмаки Рустам Мозандаронро фатҳ кард, аз банди шоҳи Ҳомоварон халос шуд, духтари шоҳи Ҳомоварон Судобаро ба занӣ гирифт, бо фиреби Аҳриман ба осмон парвоз кард. Чун марде худкому тунд буд, ҳатто бо Рустаме, ки ӯро борҳо аз ранҷҳо раҳонида буд, рафтори тунд дошт,чунонки аз додани нӯшдору дар марги Сӯҳроб худдорӣ кард. Ҳатто ба Сиёвуш – писари худ муомилааш нек набуд.

**Каррух** – деҳи сабзу хуррам дар атрофи Ҳирот.

**Кисро-Анӯшервони одил** – Хусрави аввал аз шоҳони Сосонӣ, писари Қубод. Номи ӯ дар арабӣ ба сурати Кисро омада ва дар адабиёти форс-тоҷик низ ғолибан ба ҳамин сурат ба кор рафтааст. Дар замони падараш Қубод Маздак ойини наве оварду Қубод дини вайро пазируфт. Вале баъди чанде аз ӯ рӯ бигардонд ва Кисро бо фармони падар Маздак ва маздакиёнро кушт ва чун ба тахт нишаст, ба кишвардорӣ ва ободонӣ пардохт. Духтари хоқони Чинро гирифт ва дӯстии Эрону Чинро устувор сохт. Дар замони Анӯшервон шатранҷ аз Ҳинд ба

Эрон омад. Ҳамчунон бо дастури ӯ китоби «Калила ва Димна» ба василаи Барзуяи табиб ба Эрон оварда шуда, ба забони паҳлавӣ тарҷума гардид ва дар қарни дувуми ҳиҷрӣ Ибни Муқаффаъ онро ба арабӣ баргардонд.

Дар адабиёти форс-тоҷик Анӯшервон намунаи додгарӣ ва раъиятпарварӣ дониста шудааст.

**Кова** – Коваи Оҳангар. Мутобиқи достони «Шоҳнома»-и Абулқосими Фирдавсӣ (934-1020м.) Кова бар Заҳҳок, ки писаронашро кушта, мағзи сарашонро тӯъмаи морони худ карда буд, шӯрид ва чармпорае бар сари чӯб карду мардумро ба пайкор бо Заҳҳок барангехт. Заҳҳокро дар кӯҳи Дамованд ба зиндон карду Фаридунро ба тахт нишонд. Аз рӯйи ишораи Асадии Тӯсӣ (1005-1073м.) дар «Гаршоспнома» Коваи Оҳангар дар замони подшоҳии Фаридун ба мансаб расида, ҳокими ҳиссае аз Эрони бузург гардида будааст.

**Қоф** – номи кӯҳи ниҳоят баланди афсонавист, ки гӯё давродаври оламро гирифтааст.

**Лайлӣ** – аз симоҳои намоёни достонҳои арабист. Лайлӣ духтаре аз қабилаи Ибни Омир, ки аз кӯдакӣ мавриди алоқа ва ишқи Маҷнун (Қайс) қарор мегирад ва худ низ ба ӯ дил мебандад. Падари Лайлӣ онҳоро аз ҳам ҷудо менамояд ва духтарашро ба Ибни Салом медиҳад. Лайлӣ ҳеч гоҳ тани худро ба шавҳар намесупорад ва саранҷом ба нокомӣ ҷон медиҳад.

Достони ишқи Лайлӣ ва Маҷнун тавассути бисёре аз сухангустарони форсизабон ба назм омадааст, ки нахустину маъруфтарини онҳо «Лайлӣ ва Маҷнун»-и Низомии Ганҷавист.

**Луқмон** – пири хирад ва ҳакими қадим аст, ки ба номи ӯ дар «Қуръон» сура омадааст.

**Маҷ** – ровии ашъори устод Рӯдакӣ будааст.

**Маҷнун** – қаҳрамони асосии достонҳои ишқии адабиёти форс-тоҷик ва дигар халқҳои Шарқ мебошад. Дар аввал номаш Қайс буда, ишқи Лайлӣ ба ҷунун (девонагӣ)

гирифтораш кардаву номи аслияш аз ёдҳо рафтааст. Маҷнун лақаб мегирад ва бо ин тахаллус шеър ҳам менавиштааст. Адибони форсигӯй номашро хеле зиёд талмеҳ кардаанд. *Ниг*. Ба **Лайлӣ.**

**Меҳргон** – иди ҳосилот, ки моҳи меҳр (20-21 сентябр) фаро мерасад ва эрониёни қадим онро муборак шумурида ид мекарданд ва ин рӯзро Меҳргон меномиданд. Мувофиқи асотири қадимӣ ҳамчунон рӯзи ҳабс карда шудани Заҳҳок дар кӯҳи Дамованд будааст.

**Мири Мокон** – яке аз амирони Хуросон аст, ки устод Рӯдакӣ дороиву сарватмандии даврони гузаштаи худро аз ӯ бештар нишон додааст.

**Монӣ** – номи наққош ва рассоми даврони Шопури аввал, ки модараш мансуб ба хонадони шоҳии Ашконӣ буд ва иддаъои пайғамбарӣ дошт. Монӣ барои ин даъвояш кушта мешавад. Китоби маъруфи Монӣ «Шопургон» ном дошт ва китоби «Аржанг» (ё «Артанг»), ки муштамил бар нақшҳо ва тасвирҳои дилкаш буд, ба ӯ мансуб аст. Ойини Монӣ то чандин қарн дар Осиё ва Аврупо ривоҷ дошт. Монӣ дар адабиёти мо бештар бо ҳунари наққошӣ шӯҳрат дорад.

**Мудакнир** – устоди чанг буда, маҳфилоройӣ мекард. Аз рӯзгору фаъолияти ҳунарияш маълумот нест.

**Муродӣ** – Абулҳасан Муҳаммад ибни Муҳаммад Муродии Бухороӣ аз шоирони маъруфи ҳамзамони устод Рӯдакӣ буда, ба забонҳои форсии тоҷикӣ ва арабӣ шеър мегуфтааст. Аз мероси адабии ӯ то ба мо ду байт боқӣ мондаасту халос.

**Мӯлиён** – минтақаи истироҳатгоҳи берун аз шаҳри Бухоро, ки бо боғоти зебоманзари худ машҳур буда, аз паҳлӯяш дарёчаи Мӯлиён ҷорӣ мешуд.

**Мӯсо** – Мӯсии Имрон, аз пайғамбарони мурсал аст. Дар алоқамандӣ бо номи Мӯсо (а) қиссаву ривоятҳое ҳастанд, ки дар адабиёти форс-тоҷик зиёд истифода мешаванд, монанди дар чиҳилсолагӣ чӯпонӣ кардан, дар

ин син ба пайғамбарӣ расидан, дар кӯҳи Тури Сино бо Худо роз гуфтан, қиссаи Сомириву гӯсолапарастии ҳамқабилаҳояш, мӯъҷизавӣ будани асои Мӯсо, яди байзо ва ғайра.

**Навбаҳор** – номи маъбади будоие будааст дар Балх.

**Наврӯз** – аз ҷашнҳои бошукӯҳи эронитаборон буда, таърихи қадимӣ дорад ва имрӯз ҳам бо шукӯҳи тамом таҷлил мегардад. Дигар қавму халқиятҳои Шарқ Наврӯзро аз эрониён ба орият гирифта, ҳамакнун ҳамроҳ бо мо тантана мекунанд.

**Наср ибни Аҳмад** – амири Сомониён Насри 11 ибни Аҳмади Сомонӣ дар назар аст, ки солҳои 914 – 943 м. ҳукумат рондааст.

**Нил** – дарёи бузурги Миср.

**Нимрӯз** – номи қадимии шаҳри Систон.

**Нишопур** – шаҳре аз шаҳрҳои Хуросон, ки дар хоки имрӯзаи Ҷумҳурии Исломии Эрон мавқеият дорад.

**Обаскун** – номи шаҳре дар Табаристон.

**Оли Сомон** – сулолаи шоҳони Сомонӣ (875 – 999м.), ки ҳокимияти арабҳоро барҳам зада, дар ҳудуди Хуросони Бузург давлати марказонидашудаи тоҷиконро барпо карданд, ки бо номи Хуросону пойтахташ Бухоро шӯҳрат ёфт. Замони салтанати Сомониён давраи авҷи тараққии тамаддуну фарҳанги мардуми форс-тоҷик буда, устод Рӯдакӣ аз ситорагони дурахшонтарини адабиёти ин давра маҳсуб мешавад.

**Ораши Нев** – номи паҳлавони эронист, ки бо тариқи ривоёти бостонӣ дар лашкари Манучеҳр буд ва барои таъйини марзи Эрону Тӯрон тире андохт, ки он дар канори дарёи Ҷайҳун фуруд омад. Нев лақаби Ораш буда, маънии далеру паҳлавонро дорад.

**Пандномa** – китобест дар он андешаҳои ҳикматомези Хусрави Анӯшервон (Кисро), ки лақаби Нӯшервони Одилро дошт, ҷамъ оварда шуда будаанд.

**Парвин** – номи умумии шаш ситораест, ки хеле ба ҳам наздиканд. Парвин ба забони арабӣ Сурайё ном дошта, ба маънии зичу анбӯҳ меояд. Парвин дар адабиёти форс-тоҷик маҷозан ба маънии гурӯҳ, ҷамъият ва ҳамроҳӣ низ кор фармуда мешавад.

**Пирсолиҳи Деҳқон** – аз дорандагоне, ки ба дарбори Сомониён роҳ доштааст.

**Рай** – аз шаҳрҳои қадимии Эронзамин буда, имрӯз ҳам дар тараққиву инкишофист.

**Рустами Достон** – Аз паҳлавонони маъруфи «Шоҳнома»-и Фирдавсӣ ва писари Золу Рудоба ва набераи Сому Меҳроби Кобулӣ. Ӯ дар замони подшоҳии Манучеҳр ба дунё омад, ҳунару мардӣ омӯхт ва диловариҳои бисёре кардааст. Ҷанги ӯ бо Деви сафед, овардани Кайқубод аз Албурзкӯҳ, ҷанг бо писараш Сӯҳроб, ҷанг бо Исфандёр ва кӯр кардану куштани ӯ аз он ҷумлаанд.

Рустам пас аз диловариҳои зиёд саранҷом ба хиёнати бародараш Шағод ба чоҳ афтоду пас аз даруни чоҳ бо тири камон партофтан ба болову куштани Шағод ҷон дод. Маълум мешавад, ки устод Рӯдакӣ то Абулқосими Фирдавсӣ бо достонҳои Рустам огоҳии тамом доштааст.

**Салмо** – мувофиқи ривоят номи яке аз занҳои зебои араб будааст. Маҷозан дар шеър ба маънии маъшуқа низ истифода шавад.

**Сарахс** – номи шаҳре дар Хуросон, ки имрӯз тобеъи Ҷумҳурии Афғонистон аст.

**Сареъ** – Сареъи Ғавонӣ аз шоирони араб буда, солҳои 747 – 823 милодӣ умр ба сар бурдааст. Шоири номдори давраи Аббосиёни аввал мебошад.

**Саҳбон** – хатиби араб Саҳбон ибни Зуфар ибни Аёс (вафот 673 милодӣ) аз суханварони фасеҳбаён буд. Вай таҳти ҳимояи Муовия дар давраи сулолаи умавиён зиста, чун хатиби муқтадир метавонист соатҳои зиёд хастанопазирона ваъз гӯяд. Аз машҳуртарин хутбаҳои ӯ «аш – Шавҳо» ном дошта, намунаи волои балоғату фасоҳати сухан

дониста шудааст. Устод Рӯдакӣ ӯро аз рӯйи ҳунараш талмеҳ намудааст.

**Саҳлон** – номи кӯҳест, ки дар водии Наҷди Арабистон воқеъ мебошад. Маҷозан ба маънии баланд ва муртафеъ низ омада.

**Сиём** – номи кӯҳе дар Самарқанду Нахшаб (Шаҳрисабз). Ривоят аст, ки Муқаннаъ аз чоҳе дар ақиби ин кӯҳ ба сеҳру ҷоду моҳ мебаровард, ки онро моҳи Сиём мегуфтанд.

**Сифандёр** – Исфандёр аз қаҳрамонҳои асотир, достону ривоятҳои мардуми эронитабор, осори таърихӣ ва «Шоҳнома»-и Абулқосими Фирдавсӣ аст. Исфандёр яке аз чеҳраҳои машҳури адабиёти қадим ва асрҳои миёнаи мардуми эронӣ, рамзи паҳлавонию қаҳрамонӣ, диловарию фидокорӣ дар роҳи ҳимояи ватан мебошад. Талмеҳи номи Исфандёр дар адабиёти мо зиёд аст.

**Сиҷистон** – номи кишвар.

**Сом** – дар тасвири Асадии Тӯсӣ (дар «Гаршоспнома») ниёи Рустам ва писари Наримон аст. Падари Зол. Дар «Шоҳнома»-и Абулқосими Фирдавсӣ бошад ҳангоми подшоҳии Нӯзар мардум, ки аз ситами ӯ ба ҷон омада буданд, аз Сом хостанд, ки бар тахти шоҳӣ нишинад, вале напазируфт.

**Сорӣ** – номи шаҳре дар Мозандарон будааст.

**Сукрот** – файласуфи машҳури Юнони қадим (462–399) то милод.

**Сулаймон** – яке аз пайғамбарон, писари Довуд пайғамбар (а) аст, ки чун ангуштарии давлат дар ангушт ниҳод, тамоми ҷину инсону ҷонварон ва бод мутеъи ӯ шуданд. Шавкату шукӯҳи тамом дошта бошад ҳам, ҳар рӯз занбиле бофта мефурӯхт ва аз он нони ҷавине пухта дар Байтулмуқаддас бо дарвешон мехурд ва дуъояш ин буд, ки «Ё Худованд, бо дарвешон дарвешам, бо маликон малик ва бо пайғамбарон пайғамбар, маро раҳм кун, ки ман шукри ин неъмат чӣ гуна тавонам гузорид». Су-

лаймон қиссаҳои зиёде дорад, чун меҳмонияш дар назди шоҳи мӯрчагон ва аз пойи малах зиёфат хурдан, пайғоми Ҳудҳуд ба мулки Сабо ва малика Билқис, қиссаи Осафу ангуштарини ӯро рабудани Истахри дев, ки суханварони форс-тоҷик борҳо аз онҳо талмеҳ кардаанд.

**Суфён** – Суфён ас – Саврӣ, мутакаллим ва муҳаддиси номдори олами ислом (715 – 778 милодӣ) шинохта шудааст.

**Суҳайл** – дувумин ситораи равшантарини Осмон аст, ки аз ҷануб барояд ва сокинони шаҳри Яман онро аввалин шуда бинанд.

**Танҷа** – номи шаҳре дар наздикии гулӯгоҳи Ҷабалутториқи Африқо; Маҷозан дурӣ. Асадии Тӯсӣ дар достони «Гаршоспнома» Танҷаро аз шаҳрҳое тасвир кардааст, ки ҳокимонаш мутеъу хироҷдиҳандаи шоҳони бузурги эронӣ будаанд.

**Тароз** – номи шаҳре дар Туркистон, ки бо хушлиқоён ва мушки асил машҳур аст.

**Тойӣ** – Абӯтамом Ҳабиб ибни Авс, аз шоирони маъруфи араб буда, соли 846 милодӣ вафот кардааст.

**Уммон** – номи шаҳре дар тарафи Шом, дар нимҷазираи Арабистон, ки ниҳоят сабзу хуррам ва ҷойи шодмониву дилкушодии Сулаймон ( а) будааст.

**Уторид** – сайёраи Тир (Меркурий), ки дар осори ҳайати қадим «дабири фалак» номида мешуд.

**Фанорӯз** – маҳалле дар Самарқанд, ки аз ангури он ҷо шароби хуб мекашиданд. Набиди Фанорӯз – май аз ангури Фанорӯз.

**Фароловӣ** – Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Мӯсо Фароловӣ аз шоирони хеле забардасти номаи аввали асри X буда, устод Рӯдакӣ ӯро дар қатори Шаҳиди Балхӣ мегузорад. Аз ашъори зоҳиран зиёди ӯ то ба рӯзгори мо абёти андаке ба мерос мондааст.

**Халлух** – номи шаҳре дар Туркистон, ки бошандагони он дар ҳусну зебоӣ машҳури атрофу акноф будаанд. **Халлухиён** – аҳли Халлух.

**Хутан** – аз қадимтарин шаҳр ва вилоёти фарҳангӣ дар Туркистони шарқӣ, наздикии Қошгари Чин ба шумор меравад. Дар аҳди қадим дар ин диёр сакоиҳо мезистанд. Шаҳри Хутан дар ду соҳили дарёи Юрудкаш воқеъият дошта, дар асри Х1Х бо корхонаҳои қолибофӣ, матоъҳои пахтагию пашмӣ ва коркарди қалъагӣ, зумуррад, ёқут, мумиё ва ғайра машҳур буд. Аз нофи оҳувонаш мушк ҳосил мекарданд. Соли 1884 милодӣ Хутан ва дигар шаҳрҳои Туркистони Шарқӣ Синтезян ном гирифта, дар музофоти 19 – уми Хитой ҷойгир аст.

**Ҳайдар** – шер, лақаби Алӣ (а) аст, ки ба далерӣ ва мардонагӣ маъруф буд.

**Ҳаррон** – имрӯз шахсияташ торик аст.

**Ҳассон** – ибни Собит аз шоирони араб буда, гӯяндаи нахустини ашъори динӣ (исломӣ) шинохта шудааст. Вай байни солҳои 563 – 673 милодӣ умр ба сар бурдааст.

**Ҳинд** – кишвари паҳновар ва афсонавии Ҳиндустон.

**Ҳорут** – фариштае, ки гӯйё ҳамроҳи Морут ном фариштаи дигаре ба зане аз ҷинси инсон бо номи Зӯҳра ошиқ шуда, бо ин рафтор ба ғазаби Худо гирифтор гардида, ба чоҳи Бобил сарозер овехта шудаанд. Онҳо то қиёмат дар ҳамин ҳол хоҳанд монд. Ҳоруту Морут дар адабиёти форс-тоҷик рамзи соҳириву ҷодугарӣ мебошанд.

**Чиндон** – номи шаҳре дар Чин (Хитой)-и қадим.

**Чобуки Ҷонон** – зоҳиран ҳунарманди найнавоз будааст.

**Ҷайҳун** – номи Амударёи имрӯза.

**Ҷам** – мухаффафи Ҷамшед. Дар устураҳои эронитаборон ва ҳамосаҳо подшоҳи сулолаи Пешдодиён ва Писари Таҳмурас мебошад. Дар «Авасто» Йима ном дорад.

Фирдавсӣ дар «Шоҳнома» ва Асадии Тӯсӣ дар «Гаршоспнома» подшоҳии ҳафсадсолаи ӯро тасвир кардаанд. Ҷамшед ба одамон пӯшидани либосҳоро аз матоъ ёд дод, давлатдориро асос гузошт ва табақаҳои ҷамъиятиро ба вуҷуд овард. Чун шӯҳрати Ҷамшед афзуд Аҳриман ба дили ӯ ғурур ва худхоҳиро ҷой дод. Дар замони подшоҳии вай касе нафавтида буд ва Ҷамшед худро Худо пиндошта, ба ҷазо гирифтор шуд. Бузургони кишвар ӯро аз тахт ронда, ба ҷояш Заҳҳокро хостанд. Заҳҳок ба тахти шоҳии Эрон нишаст ва Ҷамшеди гурезаро пайдо намуда кушт. Дар адабиёти форс-тоҷик номи Ҷамшед ҳамчун шоҳи одилу раъиятпарвар ва замони ҳукмронии ӯ чун асри заррин тасвир ёфтааст.

**Ҷарир** – Ҷарир Атийя-ал-Ҳатафа, шоири ҳиҷогӯйи араб буда, дар замони хилофати Умавиён зиндагӣ мекард. Соли таваллудаш маълум нест. Байни солҳои 728 – 733 милодӣ аз олам даргузаштааст.

**Ҷудӣ** – кӯҳе, ки киштии Нӯҳ пас аз фурӯ нишастани тӯфон бар он қарор гирифт. Ба ин маънӣ Анварии Абдевардӣ (1100 – 1186м.) гӯяд:

*Тӯфони ҳаводис агар офоқ бигирад,*
*Бар сидраи ӯ бош, ки Ҷудии наҷот аст!*

Маҷозан ба маънии поянда ва устувор низ омадааст.

**Шаврон / Шервон** – номи шаҳре дар Озарбойҷон.

**Шаҳид** – Абулҳасан Шаҳид ибни Ҳусайни Варроқи Ҷуҳудонакии Балхӣ аз шоирону донишмандони бузурги асри X буда, бо устод Рӯдакӣ ҳамкории эҷодии наздик дошт. Вай илова бар он ки бо забонҳои арабӣ ва форсии тоҷикӣ шеърҳои баландмуҳтаво меофарид, дар ҳикмат ва фалсафа низ машҳури замони худ буд. Шаҳиди Балхӣ тахминан соли 937 милодӣ, пеш аз устод Рӯдакӣ фавтидааст ва суханвари Панҷрӯдӣ дар марги ин дӯсти суханва-

раш марсияе дорад. Аз мероси адабии Шаҳид то замони мо камобеш 170 байт омада расидааст.

**Шофеъӣ** – Абӯабдуллоҳ Муҳаммад ибни Шофеъии Идрис аз асосгузори мазҳаби шофеъӣ буд.

**Юсуф** – аз пайғамбарон ва писари Яъқуб пайғамбар (а), ки аз бародарони дигар назди падар азизтар буд ва шабе хоб дид, ки моҳу ситорагон дар баробараш ба саҷда афтодаанд ва онро барои падар ва бародарон нақл кард. Бародарон бар ӯ ҳасад бурданд ва ба чоҳ андохтанду ба падар бардурӯғ гуфтанд, ки Юсуфро гург хурд. Корвоние ӯро аз чоҳ халос карда, ба Миср бурд ва ба Азизи Миср фурӯхт. Минбаъд моҷарои Юсуф бо Зулайхо, вохӯрӣ бо бародарон дар қаҳтсол, огоҳии Яъқуб аз зинда будани Юсуф ва ғайра, ки ин ҳама дар сураи дувоздаҳуми Қуръон ба таври мукаммал омадааст. Дар адабиёти форс-тоҷик роҷеъ ба қиссаи Юсуф ва Зулайхо осори манзуму мансури зиёде эҷод шудаанд.

**Яман** – номи мамлакате дар ҷанубии нимҷазираи Арабистон, ки бо матоъи махсус, ақиқ ва шамшери аълосифаташ машҳур будааст.

## А

**Або -** бо
**Або** – ғизо, ош.
**Авборидан** – нохоида фурӯ бурдан.
**Адн** – биҳишт, ҷаннат.
**Авлиё** – валиён, дӯстон, наздикон.
**Авгандан** – афкандан, партофтан.
**Азбар** – бар болои.
**Азбар кардан** – азёд кардан.
**Азпӣ** – барои.
**Айёр** – чусту чолок, маккор; номи ғуломе, ки устод Рӯдакӣ онро ба маблағи зиёд харида буд.
**Айш** – зиндагӣ, ҳаёт.
**Акобир** – ҷамъи кабир, мардуми сарватманд ва тавоно.
**Алавӣ** – пайрави халифа Алӣ (р).
**Алам** – парчам, дирафш, байрақ.
**Алам задан** – парчам бардоштан.
**Алам задани рӯз** – дамидани субҳ.
**Алвон** – рангоранг.
**Алфағда** – андӯхта; чизҳои ҷамъкарда, монанди молу мулк, симу зар ва ғайра.
**Алфанҷидан** – ҷамъ кардан; **маялфанҷ душман** – душманро зиёд макун.
**Алфахтан** – ҷамъ кардан, андӯхтан.
**Анбар** – навъе аз хушбӯйиҳост, ки бештар дар укёнуси Ҳинд ва Ором аз меъда ва рӯдаи моҳии анбар ҳосил менамоянд. Ҳакимони собиқ онро дар тиб низ истеъмол мекарданд. Ҳоло асосан дар саноати атриёт ба кор меравад.
**Анбон** – ин ҷо ба маънии сандуқ, ки дар он зару мол нигаҳ медоранд. Чунин сандуқҳои чармиро дар Бухорои қуруни ахир яхдон мегуфтанд; **маънии дигар** халтаи чармӣ ё карбосӣ, ки дарвешону қаландарон дар он тӯша андозанд.

**Анбудан** – офаридан.
**Анбӯҳ** – бисёр, беандоза.
**Ангашба** – тоҷир, деҳқони молдор ва некӯаҳвол.
**Ангушта** – шохаи хирманбодкунӣ.
**Андалеб** – булбул.
**Андама** – ёдоварӣ кардани ғаму андӯҳи гузашта.
**Андо** – коҳгил.
**Анис** – ҳамдам, дӯст.
**Ано** – ранҷу машаққат, азоб.
**Анҷух** – чину ожанги пирӣ дар рӯю пӯсти тан.
**Арғавон** – дарахте ниҳоят сурх ва хушранг.
**Арғанда** – хашмгин, ошуфта.
**Армида** – ин калима дар ҷойе нест. Шояд хулоса кард, ки аз калимаи «Орамида» ё «Оромида» ва асли он «Армида» буда бошад.
**Аспял** – дузди асп.
**Атият** – бахшиш кардан.
**Ато** – бахшиш.
**Атои ом** – ба тамоми мардум бахшиш кардан.
**Афзол** – некӯӣ.
**Афлокиён** – сайёра ва ҷирмҳои осмонӣ, малакут; ситорагон.
**Афшак** – шабнам.
**Аҳзон** – ҷамъи ҳузн.
**Аҳли гетӣ** – аҳли дунё, дунёпарастон, ҳарифони молу сарват.
**Аҳсануллоҳи ҷазок** – Худой ба ту подошу мукофоти хуб фармояд.
**Ашан** – ҷомаи чаппапӯшидаро гӯянд.
**Аъвар** – марди якчашма; раҳнамои бадроҳӣ.
**Аъдо** – ҷамъи адӯ; душман.
**Аъён** – ашроф, покнажод.
**Аъодӣ** – ҷамъи аъдо аст ва ин ҷамъи адӯ ба маънии душман.

## Б

**Бадеъ** – навойин, навовард; зебо.
**Бадил** – мисл, монанд, ҷойнишин.
**Бадр** – моҳи шаби чаҳордаҳ, ки хеле рӯшан мешавад.
**Бадра** – ҳамёни зар.
**База** – гуноҳ.
**Балода** – фосиқ, бадкор.
**Балоя** – табоҳкор, нобакор, беҳаё.
**Банд** – фиреб.
**Бандагӣ** – ғуломӣ.
**Б-андом** – мухаффофи ба андом.
**Банди варғ** – банде, ки пеши об андозанд.
**Барбурдан** – боло бурдан.
**Барин** – боди хуше аз Машриқ.
**Барзан** – кӯй, маҳал.
**Бароз** – хушӣ, некӯӣ.
**Барфурӯхтан** – шӯълавар кардан, маҷозан парда аз рухсор бардоштан.
**Бар шудан** – бархостан.
**Басағда** – омада.
**Ба сир** – пинҳонӣ.
**Баҳмону бостор** – дар мавриди ишора ба чизҳои маҷҳул гӯянд, ки ҳоло байни мо – тоҷикон чун **фалону бисмадон** истифода мешавад.
**Баштар** – номи фариштаест, ки муваккали борон ва наботот аст.
**Бард** – гилеми сиёҳи чаҳоргӯша, ки араб худро ба он печад.
**Баровардан** – сохтан, бино кардан.
**Бартарӣ** – фузунӣ, болоравӣ.
**Барӯманд** – ҳосилхез, борвар.
**Басар** – биноӣ; чашм, дида.
**Басаркор** – гунаҳгор.

**Басеҷ /басеч/ пасеҷ** – омодагӣ, корсозӣ; ба маънии амр низ омадааст.
**Басок** – тоҷеро гӯянд, ки аз гулу раёҳин созанд.
**Баста** – асир; **бастаи гетӣ** – асири душвориҳои дунё.
**Батфуз** – атрофи даҳон.
**Бахил** – хасис, мумсик.
**Бахнав** – раъд, тундар.
**Бахт** – бурҷ, бурҷи фалак.
**Бахшудан** – раҳм овардан, тараҳҳум кардан.
**Бачкам** – хонае, ки атрофашро панҷара карда бошанд; хонаи тобистонӣ.
**Башкам** – хонаи тобистонӣ.
**Баҳори монавиштабъ** – баҳори сабзу хуррам.
**Бебудӣ** – ночорӣ.
**Бегор** – кори бемузд.
**Бедор** – ҳушёр.
**Безовар** – беқувват, нотавон.
**Бефаёр** – бекор.
**Бехилоф** – бечуну чаро.
**Бир (р)** – эҳсон, бахшиш.
**Бичбич** – калимаи нидое, ки шубонон буз ва гӯсфандонро фарёд кунанд.
**Боб** – дар.
**Бодафраҳ** – ҷазо ва мукофоти бадӣ.
**Боди барин** – боди салқин, ки аз ҷониби шарқ мевазад, боди форам.
**Боди фурудин** – боди дабур, боде, ки аз тарафи ғарб мевазад ва зарараш аз фоидааш зиёдтар аст.
**Бодрон** – фариштае, ки бодро ба ҷунбиш меоварад.
**Боду буд** – ҳар чӣ ҳаст ва ҳар чӣ буд.
**Божгуна** – вожгуна, наҳс, номуборак.
**Боз додан** – баргардонидан.
**Болус** – нотоза, мағшуш, омехта.
**Бонг** – савт, ово.

**Бонгак** – бонг, овози оҳиста.
**Бор** – ҳосили дарахт, мева.
**Бора** – асп.
**Бофдум /бофдам** – оқибати корҳо.
**Боҳу** – асои дасти чӯпонон.
**Бошгуна** – чаппа, остар беруншуда.
**Буб** – фарши хона.
**Бувем** – бошем.
**Бувӣ** – бошӣ.
**Буд** – чора; **Бебуд** – бечора.
**Булкома** – умедвор.
**Бум** – як навъи чуғзест, ки ниҳоят бузург ва чашмонаш мисли чашмони гурба аст.
**Бунлод** – пуштбонӣ; поя, пойдевор, таҳкурсӣ.
**Буногӯш** – рухсор.
**Бунсола** – солхӯрда, куҳан.
**Бурдан** – анҷом додан; саҷда бурдан – саҷда кардан.
**Буруз** – зоҳиршавӣ, берун омадан.
**Бурҳон** – далел, ҳуҷҷат.
**Буссад** – марҷон.
**Буссадин** – марҷонӣ.
**Бут** – муҷассама ва сурате, ки барои парастиш дуруст кунанд; маҷозан ба маънии маъшуқ.
**Бухтур** – раъд.
**Буҳтон** – дурӯғ.

## В

**Вағеш** – бисёр.
**Вайҳак** – вой бар ҳоли ту.
**Валӣ** – дӯст.
**Варғ** – банди пеши об ба воситаи чӯбу алафу гил.
**Васнод** – фаровон, зиёд.
**Вахшур** – пайғамбар, расул.
**Ваҳй** – каломи осмонӣ, пайғоми Худо.

**Век** – нидои нафрат.
**Вел** – фурсат ёфтан ба коре ба муроди дили хеш.
**Велҷӯ** – комҷӯ, мақсадхоҳ.
**Веч** – ҳеч.
**Вид** – андак, кам; гумшуда.
**Вило** – дӯстон.
**Воз** – боз, кушода.
**Вом** – қарз.
**Вор** – навбат, мавсим.
**Вора** – фасл, навбат.
**Вотгар** – пӯстиндӯз.
**Воҷиб** – ҳатмӣ, зарурӣ; коре, ки иҷро намуданаш ҳатмӣ аст.
**Вуреб** – каҷ, уреб.

## Г

**Гав** – паҳлавон.
**Гавҳарӣ** – ҷавонмард.
**Газ /огаз** – дарахте, ки бештар дар канори рӯдхонаҳо мерӯяд.
**Газоидан** – газидан, газанд расонидан.
**Газоф** – беҳуда, ҳарза.
**Газофа** – беҳуда.
**Гардбандан** – гарданбанд, зеби гардан.
**Гарм** – маҷозан тез, зуд.
**Гароҳ** – монанд, шабеҳ.
**Гимез** – пешоб.
**Гозур** – ҷомашӯй.
**Гоҳ** – тахт.
**Гоҳӣ** – соҳиби тахт, дорои мартаба.
**Гуворидан** – созгор омадан, ҳазм кардан.
**Гуворишт** – хурише, ки барои ҳазми таъом истеъмол кунанд.

**Гудохтан** – ба воситаи гармӣ ва ҳарорат об кардан, чунончи оҳанро.
**Гузо** – номи паррандае.
**Гулбун** – дарахти гули сурх.
**Гулшакар** – шириние, ки аз гулу шакар ё қанд созанд. Гулқанд низ гӯянд.
**Гуморидан** – мансуб кардан. **Дил гуморидан** – дил додан.
**Гумошта** – фиристода.
**Гуна** – навъ, шакл.
**Гурбуз** – фиребгар, маккор.
**Гурза** – мори калони заҳрнок.
**Гурм** – ғаму андӯҳ.
**Гусилидан** – канда шудан, гусаста шудан.
**Гусӣ** – мухаффафи гусел.
**Гусило** – хамшуда, дуто.
**Гусоридан** – дар миёна ниҳодан, чунончи майро, маҷозан майнӯшӣ.
**Гӯй** – ҳар чизи гирд, тӯби чавгон.
**Гӯпол** – гурзи оҳанин.
**Гӯр** – гӯрхар, ки шикораш кунанд.
**Гӯрӣ** – нишоту айш, хуррамӣ.
**Гӯшвора** – зевари гӯш.
**Гӯшхор** – хазандае ба номи ҳазорпо, ки ба гӯш дарояд.

## Ғ

**Ғадр** – макру ҳила, аҳдшиканӣ.
**Ғазв** – бо душманони дин ҷанг кардан.
**Ғайба** – пораҳои оҳан, ҷавшан.
**Ғаммоз** – суханчин, хабаркаш.
**Ған** – санге, ки ба тирчӯби ширакашӣ ё рӯғанкашӣ барои вазнинӣ бананд.
**Ғанҷ / ғунҷ** – баҳамомада, ҷамъшуда.
**Ғарас** – қаҳру ғазаб, тундӣ.
**Ғариб** – аҷиб, нав.

**Ғарошидан** – хашм гирифтан.
**Ғарра** – мағрур.
**Ғашок** – бӯйи бади даҳон.
**Ғеша** – гиёҳе, ки аз он коҳкашон ҷувол созанд.
**Ғирев** – шӯру ғавғо.
**Ғоб** – сухани беҳуда, сафсата.
**Ғовшанг** – говрона, халачӯб.
**Ғолия** – таркибест аз мушку анбар ва амсоли он ва бӯйи хуше дорад ва мӯйро бад –он ранг мекунанд.
**Ғорчӣ** – сабӯҳӣ; **набиди ғорчӣ** – шароби субҳона; шаробе, ки аз ғорч (самбӯруғ) тайёр кунанд.
**Ғош** – ошиқ, **ошиқи ғош** – ошиқи тамом, ошиқи шайдо.
**Ғужм** – хашм, ғазаб, қаҳр.
**Ғунудан** – хобидан.
**Ғур** – шох, ки ба он хун мегиранд.
**Ғуфрон** – аз гуноҳ гузаштан, бахшидани гуноҳ.
**Ғуффа** – пӯстин аз пӯсти барра, ки бисёр гарм аст.
**Ғуч** – гӯсфанди шохдори ҷангӣ, қучқор.
**Ғул** – ҳаромзода.
**Ғӯшт** – бараҳна, луч.

## Д

**Давлат** – бахт.
**Дад** – ҳайвони ваҳшӣ.
**Дағул** – ҳаромзода.
**Дай** – зимистон.
**Дайҳим** – кулоҳи мурассаъ ба ҷавоҳир, ки мулуки пешин доштанд; тоҷ.
**Далел** – раҳнамо, роҳбалад.
**Дам** – нафас.
**Даманда** – хашмгин, ғурранда, мавҷафкан.
**Дан** – аз феъли данидан – фарёд ва ғавғои нишотомез, маҷозан хушҳолӣ.
**Данд** – он чи таъми ғализ дошта, даҳонро хушк ва қоқ мекунад.

**Дарвоз** – бузургшаҳр ё қалъа.
**Дарвох** – хуб, дуруст.
**Дарғол** – амну осойиш.
**Даруна** – рангинкамон, қавси қузаҳ.
**Дарҳамӣ** – парешонӣ.
**Даста** – ёр, мададгор.
**Даст додан** – рӯй додан, иттифоқ афтодан.
**Дастон** – ҳилаву найранг.
**Дастур** – иҷозат, фармон.
**Дафнук** – пардае, ки бар рӯйи такягоҳ афкананд.
**Дашвор** – замине, ки пасту баландиҳо дорад.
**Дастхуш** – зердаст, забун.
**Дебо** – матоъи абрешимии ниҳоят нафис.
**Дева** – кирми пила.
**Девон** – идораи давлатӣ.
**Деранд** – дарозмуддат, ба маънии давру замон ва дунё омадааст.
**Дербоз** – муддати дароз.
**Дес** – ҳамто, монанд.
**Диранг** – таъхир.
**Дӣ – ш -** ба ӯ бидеҳ.
**Дорбӯй** – чӯби дарахти уде, ки барои бӯйи хушаш месӯзанд.
**Дидор** – рух, чеҳра.
**Дизандес** – ҳамоно; ошкоро.
**Дилом** – макру ҳила.
**Димор** – нафасу дами охирин.
**Дин** – адолат, ростӣ.
**Дирамхарид** – ғулом, чокаре, ки ба дирам харидаанд.
**Дирафш** – байрақ, ливо.
**Дирафши ковиёнӣ** – пешдомани чармии Коваи оҳангар, ки баъди ғалаба бар Заҳҳок онро Фаридун байрақи муқаддаси Эрон эълон доштааст.
**Дод** – адлу инсоф.

**Доғ** – ҷойи аз оҳани тафсон сӯхта.
**Донистан** – тавонистан.
**Дониш** – ҳикмат, шинохт.
**Доскола** – доси хурд, касҷорд барои буридани шохи дарахт.
**Доҳ** – даҳ (шумора).
**Дош** – кӯраи сафолпазӣ, танӯри хиштпазӣ.
**Дуву доҳ** – дувоздаҳ, киноя аз дувоздаҳ бурҷи фалак.
**Дун** – паст, фурӯмоя.
**Дунонак** – як навъ паранда ё ҷонвар, ки овози баланд дорад.
**Дуранг** – маҷозан ба маънои ғаддор, мунофиқ омадааст.
**Дурафшон** – дурахшон, рӯшан.
**Дурахш** – барқ.
**Дурӯя** – як намуди дойира; табле, ки аз ду ҷониб бо пӯст пӯшида шудааст.
**Дӯстғон** – дӯстдор, маҳбуба.
**Дӯстгонӣ** – ба ёди дӯстон шароб хурдан, қадаҳ бардоштан.

## Ё

**Ёванд** – подшоҳ; **ёвандон** – подшоҳон.
**Ёд кардан** – ба хотир овардан.
**Ёсамин** – дарахтчаест, ки шохаҳои болоравандаи он гулҳои барги сафед ва муъаттар дорад. Барги ёсамин ё гули ёсамин маҷозан рӯйи маъшуқа аст.
**Ёфа** – гумшуда, нопадидгашта.

## Ж

**Жай** – обдон; мурдоб; кӯли хурд.
**Жакур** – мумсик, фурӯмоя, сифла.
**Жандапил** – пили азимҷусса.

**Жард** – пурхурӣ.

**Жах(х) -** нола ва садои зорӣ.

**Жож** – аслан номи гиёҳе аст, ки хорҳои хурд дорад ва онро хоидан натавон; маҷозан **жож хоидан** – ҳарза гуфтан аст.

**Жожхойӣ** – ҳарзагӯйӣ.

## З

**Заванҷ** – рӯдаҳои гӯсфанд, ки ба он гӯшту равған пур кунанд ва ҳасиб тайёр намоянд.

**Завлона** – банди оҳанӣ, ки ба пойи асирон ва бандиён зананд.

**Заған** – зоғ.

**Зағанд** – ҷаҳиш.

**Зағор** – замини намнок.

**Задан** – хор кардан.

**Зайбақ** – симоб.

**Зайғам** –шер.

**Зайъат** – замину обу дарахт, молу мулк.

**Замон** – афлок, табақоти осмон.

**Замӣ** – мухаффафи замин.

**Занахдон** – манаҳ.

**Зангор** – занги оҳану филиззот.

**Зандвоф** – мурғи хушхон, ки дар фарҳангҳо гоҳе фохта ва гоҳе қумрӣ гуфтаанд.

**Зарқ** – риё, дурӯғ.

**Заръ** – бо ҳарфи «зол» - арабӣ, ба маънии гӯшаи кишт, лаби кишт.

**Заръ** – бо ҳарфи «зе» - арабӣ, ба маънии кишт, зироъат.

**Захма** – нохунаки танбӯр, мизроб; нохун ба соз задан.

**Заҳор** – шармгоҳи занону мардон.

**Заҳра** – далерӣ, ҷуръат.

**Зеб** – некӯӣ; базеб – зебо.

**Зер** – пардаи маҳини мусиқӣ.

**Зеғол** – қадаҳи бузург.

**Зеҳ** – аҳсант, офарин.

**Зиёд** – аз феъли (масдари) зистан; **дер зиёд** – дурудароз зиндагӣ кунад, умраш дароз бод.

**Зиёъ** – замину обу дарахт.

**Зил** – хорӣ.

**Зилл** – таҳқир.

**Зилла** – ҳашаротест, ки дар шиддати гармо бонг бардорад.

**Зистан** – зиндагӣ кардан.

**Зиҳӣ** – нидои таҳсин; аҳсан ба ту.

**З-иш** – ба ӯ.

**Зишёд** – бадгӯйӣ.

**Зӣ** – назд, пеш.

**Зӣ** – амр ба зиндагӣ кардан.

**Зобгур** – он бошад, ки касе даҳони худро пурбор кунад ва касе дигар чунон дасте ба он занад, ки он бод бо садо берун чаҳад; зобғур.

**Зовар** – зӯр, нирӯ.

**Зовлона** – завлона, банде оҳанин, ки бар гардани зиндониён андозанд.

**Зомаҳрон** – доруест, ки хосияти позаҳрӣ дорад.

**Зор** – нотавон, оҷиз.

**Зоро** – нолаи ғаму андӯҳ.

**Зулфайн** – ду зулф.

**Зуфон** – забон.

**Зуфт** – дурушт, ноҳинҷор.

**Зӯш** – хашмгин.

## И

**Идбор** – бадбахтӣ.

**Иғда** – беҳудагӯйӣ, сабуксорӣ.

**Иғдасарӣ** – сабуксарӣ.

**Инанд** – адади маҷҳул миёни се ва нӯҳ, маҷозан парда аз рухсор бардоштан.

**Иқор** – мулк, зироъат.

**Ифзол** – некӯйӣ кардан.

## К

**Кабдо** – ширеше, ки бо он оҳан ва рӯйинаро ба ҳам часпонанд.

**Кабт** – занбӯри асал.

**Кабудар** – кирмаки обиест, ки моҳиёни хурд хуранд.

**Кавн** – зиндагӣ, дунё.

**Кадевар** – соҳибхона, деҳқон; кадхудо.

**Кадунима** – кӯза ва зарфи шаробхурӣ.

**Кадӯх** – гармоба.

**Каёхан** – оҳиста, нарм.

**Каёхантар** – нармтар.

**Каж** – қаллоб, фиребгар.

**Каиб** – андӯҳгин, ғамгин.

**Кайд** – макр, фиреб.

**Кайфар** – подош ва мукофоти некӣ.

**Калафт** – минқори паррандагон, нӯл.

**Калоғ** – зоғи ало.

**Каманд** – дом ва танобе, ки дар ҷанг ба гардани душманон андохта, ба сӯйи худ кашанд.

**Камкон** – кӯҳкан.

**Кананд** – каланд.

**Кангар** – ҷангу хусумат, таассуб.

**Канбура** – макру фиреб.

**Канда** – аз ҳам гусаста.

**Кангар** – хусумат, бахилӣ; саркашӣ.

**Канна** – фатилаи чароғ.

**Каноз** – асосу бунёд; **беканоз** – беасос, бебунёд.

**Канур** – хуме, ки дар он гандум нигоҳ медоранд; ханба.

**Каппӣ** – бӯзина, маймун.

**Карам** – ҳиммат, ҷавонмардӣ.
**Карбоса / карбоша** – калтакалос.
**Карвадандон** – каси дандонҳояш пӯсида.
**Кардаманд** – шитобон.
**Карим** – одами пок; сахӣ, ҳимматбаланд.
**Каримӣ** – саховатмандӣ.
**Карона** – охир, интиҳо.
**Карпо** – номи гиёҳест давоӣ, юнучқа ҳам гуфтаанд.
**Касема** – хоре, ки шутур хурад.
**Кафта** – кафида, шикофшуда.
**Кафтанор** – анори аз пухтагӣ кафида.
**Кача** – номи бозиест, ки бо ангуштарини бенигин бозанд.
**Качабоз** – он ки качабозӣ мекунад. Дар ин бозӣ чандин нафар иштирок мекунанд ва кача (ангуштарини бенигин) дар кафи яке буда, дигарон бе кача муштҳоро гиреҳ мекунанду аз ҳариф талаб менамоянд, то онро ёбад. Качабозон баробари муштро гиреҳ кардан мегӯяд: - Кача дар кафи кист?
**Каш** – хуб, зебо.
**Кашшӣ** – хубӣ, зебоӣ.
**Кашаф** – сангпушт.
**Кашкала** – ғӯзаи аз пунба холӣ.
**Кашкин** – нони ҷавин.
**Кашт** – кишт.
**Кек** – мардумаки чашм.
**Кеч** – кам, андак.
**Кеҳтар** – хурд; каси мартабааш паст.
**Кеҳу меҳ** – хурду калон.
**Киёр** – коҳилӣ, танбалӣ: **бекиёр** – чусту чолок.
**Кинагузорӣ** – интиқомҷӯӣ.
**Кирдор** – феълу хӯй, хулқ; сифат.
**Кирми баҳрома** – кирми абрешим.

**Китиф** – дӯш, китф, шона.

**Кобила** – зарфе аз чӯб, ки дар он ғалла кӯбанд.

**Кобук** – ошёнаи мурғон, сабаде, ки дар миёнаи хона ё ҷойе овезанд, то кабӯтар ё парандаи дигаре дар он бача кунад.

**Ков–ков** – худ ба худ ғур –ғур карда гап задан.

**Ковиён** – мансуб ба Кова: ниг. Кова.

**Коға** – таҷоҳул, худро ба нодонӣ задан; тан зада, ибо карда.

**Коза** – нишастангоҳест, ки полизбонон аз чӯб ва алаф созанд.

**Колбад** – тани одам, қолаб.

**Колив** – гаранг, беқарор, гумроҳ.

**Коно** – аҳмақ, нодон.

**Коноз** – буни хӯшаи хурмо.

**Коноӣ** – нодонӣ, аблаҳӣ.

**Коноӣ кунӣ** – худро ба нодонӣ занӣ.

**Корзор** – ҷангу набард.

**Косид** – касод, беравнақ.

**Котура** – ҳайронӣ, ошуфтагӣ.

**Кофур** – моддаи хокаи хушбӯйе, ки ранги сафед дорад ва онро занон барои оройиш истифода менамоянд.

**Коша** – яхи тунуки рӯйи об, сафолаки ях.

**Куён** – хаймаи гирд, ки бо сутун барпост. **Рахту куён** – бору буғча.

**Кузоза** – мурғест монанди булбул.

**Куланг** – турна.

**Кундиз** – мухаффафи куҳандиз; диз – қалъа, арк.

**Кулӯх** – гили хушкшуда ба сурати сангпора.

**Кунод** – кунонад, гардонад.

**Куном** – оромгоҳи ҳайвоноти ваҳшӣ.

**Курез** – рехтани пари мурғон. **Хурдакурез** – ба маънии зиндагии парешон.

**Куруж / куруз** – нишоту шодмонӣ.
**Кусуф** – гирифтани офтоб ё моҳ.
**Кӯж** – кӯз, хамидапӯшт.
**Кӯс** – табли бузург.
**Кӯсач** – шакли арабишудаи кӯса.
**Кӯҳкон** – кӯҳкан.
**Кӯшк** – қаср, сарои олӣ.

## Қ

**Қабо** – ҷомаи пӯшиданӣ, ки аз болои либос ба тан кунанд.
**Қазиб** – теғи буррон.
**Қалб** – маркази қӯшун, миёнаи майдони набард.
**Қазо** – амру ҳикмати Худо. Дар асл ба маънии фармон додан аст.
**Қайд** – банд.
**Қарибӣ** – дӯстӣ, ҳамнишинӣ.
**Қасиб** – матоъи абрешимии рангоранг.
**Қатрон** – моеъи равғании сиёҳранг, ки аз дарахти махсус мегиранд.
**Қир** – як навъ ҷисми сахти сиёҳранг.
**Қутб** – ҳар яки ду тарафи меҳвари фалак (Қутби Шимолӣ, Қутби Ҷанубӣ); маҷозан шахси воломақом.

## Л

**Лавн** – ранг, навъ; маҷозан навои мулавван.
**Лағ** – ноустувор; бараҳна.
**Лайлатулқадр** – шаби қадр; шаби беҳтарин, ки ба ақидаи аҳли ислом дуъои бандагон иҷобат мешавад ва он шаби 27 рамазон аст.
**Лак** – нодон.
**Лакдорӣ** – беҳудагӯйӣ.

**Лаку пак** – ду тан, нафари содаву нодон.
**Ларзидан** – ғамхорӣ кардан ба биму тарс.
**Лат–лат** – лахт – лахт, пора – пора.
**Лахт** – пора, ҷузв.
**Лаъим** – нокас, паст.
**Ло** – ҳиссачаи инкории не.
**Лобуд** – на балки.
**Лод** – девор.
**Лолако** – тоҷи хурӯс.
**Лоло** – дурахшанда, тобон.
**Лоҷарам** – бешак, бидуни шубҳа.
**Луъбат** – зеборух.
**Луълӯ** – марворид, гавҳар.
**Лӯш** – паст, фурӯмоя.

## М

**Маволӣ** – наздикон, ёрон.
**Маддоҳ** – мадҳкунанда, он ки ашъори мадҳӣ гӯяд.
**Мадеҳ** – мадҳ, қасидаи мадҳӣ.
**Мадоеҳ** – ҷамъи мадеҳа; шеъре, ки дар васфи физилат ва аъмоли неки шахсе супурда шудааст.
**Мадор** – номи пардаи мусиқӣ аст.
**Мағок** – чоҳ, хандақ.
**Мазҳаб** – роҳу русум.
**Маккӣ** – зода ё сокини шаҳри Макка.
**Макорим** – ҷамъи макрамат; бузургворӣ, иззату эҳтиром.
**Макрӯҳ** – нораво, нохуш.
**Малак** – фаришта.
**Маликона** – шоҳона, хусравона: ҳар чизи хубу олӣ.
**Малмоз** – ранге, ки ба он ҷома ва матоъро зардранг кунанд.
**Малоҳӣ** – бозӣ ва дилхушӣ.
**Малҳам** – ҷойи пургӯшт.
**Мамғаз** – таъхир макун, даранг макун: сиғаи амрӣ.

**Мангула** – навъе аз рустаниҳои саҳрой.

**Мандал** – як навъ уди ҳиндӣ.

**Манокиб** – ҷамъи манқабат; сифоти ҳамида, хислатҳои нек.

**Мансаб** – пойгоҳ, мақом.

**Мар** – ҳарфест, ки ба назари фарҳангнависон барои зинат ва таҳсини калом, ё барои ифоқаи вазн, ё барои таъйид дар ҷумла зикр мешавад. Ба ақидаи гурӯҳи дигар аз ҷумлаи аломоти зиёда аст ва ҳазфаш ҳеч латмае ба ҷумла бор наёрад.

**Марво** – фоли нек, дуъои хайр.

**Марғазан** – гӯристон.

**Марғул** – печида, шикаста.

**Марра** – андоза, ҳад.

**Марҷ** – марз, замин; чаманзор.

**Матир** – боридани борон, давраи боронгарӣ.

**Мафраш** – ҳар чизе, ки зери по мегустаранд, монанди гилем, палос ва ғайра.

**Мафхар** – фахр, нозиш, мояи фахр.

**Маҳиб** – бимангез, ҳавлнок.

**Маҳр** – накду моле, ки барои арӯс аз ҷониби домод, дар вақти никоҳ муайян мекунанд.

**Маҳшар** – қиёмат, растохез.

**Маҷарг** – мардумро бо ситам бемузд кор фармудан.

**Маҷд** – бузургворӣ.

**Машиб** – пирӣ.

**Машид** – гачкоришуда, мустаҳкам.

**Машҳур** – шӯҳратёфта, номдор.

**Маъунат** – ҳамдамӣ, ҳамнафасӣ.

**Мелов** – шогирд.

**Меловия** – шогирдона, музди хидмати устод.

**Меҳтар** – хоҷа, бузургзода.

**Меъҷар** – рӯпӯш ва либоси занон.

**Мидҳат** – ситойиш, мадҳ гуфтан.

**Миғфар** – кулоҳи оҳанин, ки дар ҷангу набард ба сар пӯшанд.
**Микаст** – печутоб; шикасту микаст – пурпечутоб.
**Мину** – забарҷаду зумуррад; дорӯ.
**Мисқала** – асбоби сайқалдиҳӣ; сайқалхурда, суфташуда.
**Мисқала кардан** – поку рӯшан кардан, сайқал додан.
**Миста** – тӯъма, сайд.
**Модвар** – модарвор; мухаффафи модар.
**Моғ** – мурғобии сиёҳ ва думдароз.
**Модар** – киноя аз хок, замин дар мисраъи «Колбади тира ба модар супурд».
**Можумуж** – фарёди муш ҳангоми тарс, чунончи аз дидани гурба.
**Мок** – замин; **хоку мок** – дунё.
**Молида** – қиморбоз.
**Монавӣ** – мансуб ба Монӣ, ниг.Монӣ.
**Мондан** – шабеҳ будан, монанд будан.
**Монидан** – мондан, гузоштан.
**Моно** – гӯё, пиндорӣ, ҳамоно.
**Моҳи якшаба** – моҳи серӯза, ки дар шаби севум намоён мешавад.
**Моҳӣ** – моҳӣ дар назар аст, ки ба ақидаи қадимиён зери замин аст ва замин бар пушти вай устувор мебошад.
**Моҳор / маҳор** – расане, ки бар бинии шутур банданд.
**Моя** – сармоя, дорӯ.
**Мубодарат** – саъю кӯшиш.
**Муваҳҳид** – он ки Худоро якто медонад.
**Мудом** – шароб, май.
**Мудоро** – сулҳу оштӣ, муомилаи нек.
**Мудхил** – мумсик, бахил.
**Муқайяд** – бандшуда, асир.
**Мулук** – ҷамъи малик, подшоҳ.

**Мулукфиреб** – он ки дар ишва ҳатто подшоҳонро мефиребад.

**Мулҳам** – ҷомае, ки аз абрешим бофанд.

**Мулҳид** – аз дин баргашта, бедин.

**Мунир** – пурнур.

**Мункар** – инкоршаванда, радёбанда.

**Муояна** – ба чашм дидан, рӯёрӯй дидан; ошкор.

**Мурво** – дуъои хайр, фоли нек.

**Мурувват** – бузургворӣ.

**Мусалсал** – пурпеч, ҳалқа – ҳалқа, марғула.

**Мусибат** – мотам.

**Муста** – тӯъмаи мурғони шикорӣ.

**Мустаҷоб** – қабулшуда.

**Мустӣ** – шикоят, гила.

**Мутриб** – муғаннӣ, сароянда.

**Мушавваш** – ошуфта, парешон.

**Мушаҳҳар** – шӯҳратёфта.

**Мушаҷҷар** – матоъи абрешимин, ки нақшҳояш ба шакли дарахт бошад.

**Муштафшор** – нарм, мулойим. Зари муштафшор – тилои нарм, ки гӯё ин гуна зар дар хазинаи Хусрави Парвиз нигоҳ дошта мешудааст.

**Муҳайё** – омода.

**Муҷиб** – ҷавобгӯй.

**Муъаммо** – калом ё байте, ки дар он исме ба тариқи рамз пӯшида ояд ва онро ба шарҳу ҳисоб пайдо кунанд.

**Муъодӣ** – душманикунанда.

**Муъояда** – ошкор, бепарда, возеҳ.

**Муъасфар** – номи гул.

**Мӯрд** – дарахти ҳамешасабз, ки баргҳои хушбӯй ва гулҳои сафеди муаттар дошта, дар дорусозӣ низ истифода мешавад.

**Мӯхр** – танга, пули сиккадор.

**Мӯҳра** – навъе аз санг, ки дар сари мор ёфт мешавад ва аз ин ҷо онро мӯҳраи афъӣ номанд.

**Мӯъҷизи Мӯсо** – каромот ва эъҷози Мӯсои пайғамбар (а). Ниг. Мӯсо.

**Мӯя** – нолаи оҳистаи бо гиря, навҳа.

## Н

**Набаҳра** – беарзиш (барои симу зар).

**Набид** – шароб, аъроб шароби хурморо гӯянд.

**Набил** – заковатманд, доно.

**Набк** – заҳоб; таровиш аз канори обу рӯдхона.

**Наванд** – пайки хабаровар; хушфаҳм.

**Навард** – печу тоб, мавҷ; аспи тезгард.

**Навардан** – ҷамъ кардан, печонидан.

**Наварди об** – мавҷи рӯйи об.

**Навардидан** – қатъ кардан, барпечидан.

**Наваштан** – гаштан, паймудан, тай намудан.

**Навбуюк** – наварӯс.

**Навгувора** – пургӯй, ба маънии хуб.

**Навзин** – маркабе, ки ба он барои савор шудан зини аввалин мебанданд.

**Навид** – хабар, мужда.

**Навола** – луқмаи хӯрок.

**Навохтан** – меҳрбонӣ кардан, шафқат намудан.

**Навҷаба** – селоб.

**Навҳа** – гиря, нола.

**Нағил** – ҷойе, ки дар саҳро ё дар домани кӯҳ барои бузу гӯсфандон тайёр намоянд; оғил, кадок.

**Нажанд** – фурӯмонда, забун, пажмурда.

**Н-аз** – на аз.

**Найранҷ** – шакли арабишудаи калимаи найранг.

**Найсон** – моҳи ҳафтуми тақвими сурёнӣ, ки ба моҳи апрели милодӣ рост меояд.

**Накбат** – бадбахтӣ, баргаштабахтӣ.

**Нақиб** – фармондеҳи сипоҳ, сардор.
**Насар** – соябонест, ки аз шоху хасу хошок тартиб диҳанд.
**Насиб** – баҳра, лаззат.
**Насрин** – настаран.
**Настарван** – гули насрин.
**Настуҳ** – хастагинопазир.
**Насудан** – мухаффафи носудан.
**Наффот** – машъал; оташбоз.
**Нахч** – гиёҳе, ки аз он ҷорӯб созанд.
**Нахчиз** – печида.
**Нахчир** – сайд; ҷое, ки шикор кунанд.
**Наҳмор** – беҳад, ниҳоят; бузург.
**Наҳс** – шум, номуборак.
**Н-аш** – на ӯро.
**Нашк** – дарахти бебор, санавбар.
**Нева** – нола ва афғони гурба.
**Некӯсигол** – некандеш.
**Нигорида** – зинатёфта, мунаққаш.
**Нигорхона** – хонае, ки дар он суратҳои рангоранг ниҳода бошанд.
**Ниё** – ҷад, падар.
**Нил** – сипанди сӯхта сиёҳшуда.
**Нилуфар** – гуле, ки дар об мерӯяд.
**Нирӯ** – қувват, зӯр, мадор.
**Нисол** – пайкон, нӯги тези найза ва тир.
**Ниҳод** – хилқат, асл.
**Ниҳеб** – бим, тарс, ҳавл, хавф.
**Ниҳон** – пӯшида, махфӣ.
**Ниҳор** – тарсида.
**Ниҳуфтӣ** – бенишонӣ.
**Нишеб** – фуруд, пастӣ.
**Нишостан** – нишондан.
**Ниъам** – ҷамъи неъмат; ризқу рӯзӣ.

**Нигюша** – гӯш додан, шунидан.
**Нобихрад** – бехирад.
**Нозидан** – фахр кардан.
**Нок** – нософ, олуда.
**Нол** – найи дарунхолӣ.
**Нороҳ** – бероҳ.
**Носур** – реше, ки дар мақъад барояд.
**Нофарҳихта** – беадаб.
**Ноҳушёр** – беақл, аҳмақ.
**Нузҳат** – хушию хуррамӣ.
**Нуқсон** – коҳиш ёфтан.
**Нуқт** – нуқта гузоштан.
**Нуҳусат** – шумӣ, нишони номуборак.
**Нӯф** – шӯру ғавғо.
**Нӯшомеғ** – нӯшомехта; **нӯш** – шарбат.

## О

**Об** – қадру қимат.
**Обара** – он ки дар роҳ рост меравад.
**Обгир** – дарё, баҳр.
**Обдон** – обгир, ҳавз.
**Обканд** – обканда; чуқурие, ки дар асари кандани об ё сел пайдо мешавад.
**Об тохтан** – мезидан.
**Обхур** – сарчашма.
**Оaccess** – ресмоне, ки ба он ангур овезанд.
**Овар** – яқин, ҳатман.
**Ово** – садо, овоз.
**Огандан** –пур кардан,ҷамъ кардан; панднома биёганд – панднома тартиб дод.
**Огин / оган** – оғушта, пур.
**Огана** – маҷозан дармиёнмонда, ночору лоъилоҷ.
**Огеш** – чанг бар чизе задан, андаровехта.

**Оғош** – аз феъли аголидан – шӯронидан, тез кардан; дилбохтагӣ.

**Одиянда** – рангинкамон, қавси қузаҳ.

**Оз** – тамаъ, зиёдаталабӣ.

**Озарахш** – барқ.

**Озардан** – ранҷидан, дилтанг шудан.

**Озарм** – шарм, ҳаё.

**Озарфазо** – дами оташафрӯз, дами оҳангарӣ; оташгира.

**Озода** – он ки банда набошад.

**Озодвор** – холисона, пок.

**Олағда** – ғазаболуд, хашмгин, алағда.

**Омеғ** – омезиш; омехта.

**Омор** – шумор, ҳисоб.

**Орағда / оруғда** – ғазаболуд.

**Ораз** – рӯй, рухсор.

**Орамда** – орамида, хотирҷамъ.

**Оранг** – ҳамоно.

**Осон -** беранҷ, бедушворӣ. Осонидан - осойиш додад.

**Офрӯша, афрӯша** – навъе аз ҳалвои хонагӣ, ки аз орду асал пазанд.

**Офтоб** – маҷозан ба маънии шароб.

**Охшич** – зид, мухолиф, зиддият.

**Оҳанҷ** – кашида.

**Оҳанҷидан** – бадар овардан, кашидан.

**Ошикӯхидан** – пешпо хурда афтодан; ногаҳон лағжида афтодан.

## П

**Пада** – дарахти бесамар.

**Падар** – киноя аз осмон дар мисраъи «Ҷони гиромӣ ба падар боз дод».

**Пажованд** – чӯбе, ки бо он дарро бананд, танба.

**Пайк** – хабаррасон.

**Пайкон** – нӯки тези найзаву тир; синон.

**Пайкор** – ҷангу ҷидол, пархош.
**Паймудан** – андоза кардан, чен кардан.
**Палолак** – ҷинсе аз фӯлоди ҷавҳардор, ки аз он шамшер созанд.
**Парвин** – шаш ситораи рӯшан ва шафоф, ки ба ҳам пайванданд.
**Парвор** – ганҷина; такягоҳ.
**Паргола** – дарбеҳ, ямоқ.
**Пардахтан** – мухаффафи пардохтан, тамом кардан, бардоштан; сохтан.
**Парғуна** – зишт, нопок.
**Парнихсанг** – тахтасанг.
**Парниён** – ҳарир, матоъи нафис.
**Пароканидан** – интишор додан, нисор кардан.
**Пархош** – хусумат, ҷангу ҷидол.
**Паҳанд** – дом барои шикори оҳу.
**Паҳлавонӣ** – паҳлавӣ, забони паҳлавӣ.
**Пашиз** – тангаи мисин, пули сиёҳ.
**Пероста** – зебу зинатёфта.
**Песёр** – пешоби бемор, ки барои муқаррар кардани дард ба табиб нишон диҳанд.
**Пехта** – дар худ печидан чун мор.
**Пешкор** – ходими калон ва наздики шахсони воломақом.
**Пешёр** – пешхидмат, муздур.
**Пизишк** – табиб, духтур.
**Пилғӯш** – гули савсан.
**Писанд** – қабул кардан, баргузидан, писандидан.
**Писандар** – писарандар, писари ӯгай.
**Покванд -** подшоҳ.
**Поғӯш** – ғӯта.
**Поғӯш задан** – ғӯта хурдан.
**Позер** – чӯбе, ки зери сақф ё деворе, ки қусур кардаву айбнок бошад, гузоранд; такя, тирак.
**Пайдон** – кафш; поя.

**Пойидан** – устувор истодан, вуҷуд доштан.

**Пойогеш** – попеч, дар по печанда; **марги пойогеш** – марги ногузир.

**Пок** – тамоман, билкул.

**Полик** – кафш, пойафзоли чӯбӣ; чоруқи соқаш ресмондор.

**Поликона** – дарича, равзан, панҷара.

**Полудан** – соф кардан.

**Пора** – гурзи оҳанин.

**Потила** – деги даҳонкалон.

**Пур** – писар; зода, фарзанд.

**Пӯзиш** – узрхоҳӣ.

**Пӯпак** – ҳудҳуд, шонасарак.

## Р

**Рабун** – пешмузд.

**Раван** – озмойиш; сабаб, боис.

**Равон** – ҷон.

**Равон** – раванда, ҷунбанда.

**Равӣ** – серобӣ, фаровонӣ.

**Раз** – ангур.

**Разм** – ҷанг, набард.

**Рақиб** – посбон.

**Рам** – гӯша; даҳон.

**Рам (м)** – хурдан.

**Ранҷа** – озурда.

**Растахез** – маҷозан ғулғула.

**Ратиб** – тар, намнок.

**Ратл** – ҷом, пиёла.

**Рафтан** – гаштан.

**Рахт** – асбобу анҷом.

**Рахш** – барқ, партав, аспи тездав.

**Раҳ** – мухаффафи роҳ ба маънии карат, маротиба аст.

**Раҳӣ** – банда, чокар; аз раҳидан – озод шудан аст.

**Раш** – ҷомаи абрешимӣ.
**Рашҳа** – чакра, қатра.
**Рашҳаи килк** – чакидаи қалам, навиштаҷот.
**Реж** – орзуву ҳавас.
**Ридак** – амрад, ғуломи ҷавон.
**Ризвон** – номи фариштаи нигаҳбони биҳишт.
**Рикоб** – узангу.
**Рим** – чирки ҷароҳат.
**Рих** – дарунравии одам ва ҳайвон.
**Ровӣ** – қиссагӯй, хонандаи шеър.
**Род** – ҷавонмард, соҳибҳиммат.
**Роғ** – доманаи ҳамвору сабзазори кӯҳ ба ҷониби саҳро.
**Ройиз** – ромкунандаи асп, аспбоз.
**Ромишгар** – мутриб.
**Роҳшоҳ** – мақлуби шоҳроҳ аст, марде, ки ба роҳҳо рафтан пешаи ӯ бошад.
**Роят** – байрақ.
**Рун** – сабаб, иллат.
**Рутаб** – хурмои нав ва тару тоза.
**Рӯзгор** – замон, вақт.
**Рӯзӣ** – ризқи ҳаррӯзаи зиндагӣ.
**Рӯй** – умед, ҷустуҷӯй; ба рӯй гаштан – умедвор шудан.
**Рӯй додан** – рӯй намудан.
**Рӯҳулқудус** – рӯҳи муқаддас, киноя аз Ҷабраил.

## С

**Сабо** – боде, ки дар фасли баҳор аз тарафи Машриқ мевазад.
**Сабӯй** – соғар, ширдӯша.
**Савр** – гиёҳест, ки ширaи баргаш ниҳоят талх аст.
**Савсан** – гул.
**Савт** – овоз, садои хонанда.
**Сада** – оташи баланди шӯъладиҳанда.
**Сазо** – сазовор, арзанда.

**Салаб** – ҷома, пӯшиш.

**Салмо** – маҷозан маъшуқа. Ниг. Салмо.

**Самандар** – мурғест, ки гӯё дар оташ намесӯзад; мурғи оташ.

**Самин** – сергӯшт, сафед, хушнамо.

**Салобат** – бузургӣ.

**Самовот** – ҷамъи само, осмон.

**Самоъ** – суруд, оҳанг.

**Самоӣ** – осмонӣ; тақдир, сарнавишт.

**Самув** – сабзаи даштӣ, ки аз он таъом паданд.

**Самур** – ҷонваре, ки пӯсти ниҳоят нарм дорад ва аз он пӯстину кулоҳ дӯзанд.

**Самурӣ** – пӯстину кулоҳи аз пӯсти самур дӯхташуда.

**Самч** – хонаи зеризаминӣ, нақб.

**Сан** – гуле, ки ба дарахт печад, ба арабӣ ашақа гӯянд ва дар Вароруд ошиқи печон номанд.

**Сандон** – абзоре аз пӯлод, ки оҳангарон оҳану филизотро болои он мекӯбанд.

**Сапедарак** – дасторча.

**Сар** – асп.

**Саро** – хона.

**Сарпос** – гурзи калон.

**Сарсар** – тундбод, боди шадид.

**Сархора** – сӯзани заррин, ки занон ҷиҳати зинат ба мӯйи сар банданд.

**Сафро**– моеъи талху зард, ки дар меъда пайдо шавад.

**Сахтан** – ҳисоб кардан, санҷидан.

**Саҳм** – бим, ҳарос.

**Саҳоб** – абри боранда, абри боронӣ.

**Саъд** – нек, муқобили наҳс.

**Себи биҳӣ** – ҳамоно биҳӣ аст.

**Сеч** – муҳайё, омода.

**Секӣ** – май, шароб.

**Сиблат** – мӯйлаб.

**Сигол** – андеша, ният, фикр.
**Сиголанда** – хусуматкунанда.
**Сиголидан** – андешидан.
**Сиголиш** – фикру андеша.
**Сима** – асбобест ҷорӯбмонанд, ки бофандагон матоъро бо он об пошанд.
**Сипанҷ** – орият, ҷойи муваққатӣ.
**Сипарам** – як навъ гули ҳамешабаҳор.
**Сипарда** – ба пой фишурда.
**Сипарӣ** – анҷомёфта, бапоёнрасида.
**Сипарӣ кардан** – тамом кардан, ба охир расонидан.
**Сипор** – зарфе, ки дар он ангур меафшурданд.
**Сират** – тариқа, роҳу равиш, одат.
**Сиреш** – чизе, ки бо он чарм, коғаз ва чизҳои дигарро ба ҳам часпонанд.
**Сит** – овозаи некӯ, зикри хайр.
**Ситадан** – гирифтан, ситондан.
**Ситем** – хуну чирки ҷароҳат.
**Сито** – ситойиш, мадҳу сано.
**Ситон** – бар пушт хобидан.
**Ситонидан** – гирифтан.
**Ситох** – шохи дарахт, навдаи дарахт.
**Сифла** – фурӯмоя, ноҷавонмард.
**Сиҳо** – банд ва унвони нома. Ресмонест, ки бар нома печонанд ва мӯҳр бар он ниҳанд, то каси ғайр номаро нахонад.
**Сода** – холӣ аз нақсу гуноҳ.
**Соз** – рахт, асбоб.
**Соидан** – судан, ба ҳам молидани ду чиз.
**Сойим** – шахсе, ки аз хурдан худро боз медорад; рӯзадор.
**Солор** – сардор, раис.
**Солорони гетӣ** – киноя аз ҳафт сайёраи фалак (Моҳ, Уторид, Зуҳра, Офтоб, Миррих, Муштарӣ, Зуҳал).
**Сомгироҳ** – мисли Сом паҳлавону зӯрманд.

**Сомит** – зару сим.
**Сомон** – низом ва ривоҷ.
**Сор** – шутур.
**Сор** – мурғи хушхон.
**Соро** –холис.
**Соруна** – токи ангур.
**Соъид** – бозу, банди даст аз болои каф то оринҷ.
**Соъиқа** – оташак, барқ; барқе, ки аз абр бар замин афтад.
**Судан** – сойидан, зер кардан.
**Судур** – ҷамъи садр; болонишинон.
**Сулсул** – фохта.
**Суол** – тамаъ; **аҳли суол** – тамаъкорон.
**Сур** – як навъ кафш.
**Сус** – номи гиёҳест доруӣ, ки решааш ширину баргаш талх бошад.
**Суси парварда -** суси боғӣ ва махсус,ки баҳри доруву даво парваранд.
**Ситудан -** ситойиш ва раҳм намудан.
**Сутудон** – гӯрхона, дахма; гӯристон.
**Суффа** – нишастгоҳ, ки бештар вақт дар миёнаи боғ месохтанд.
**Сӯг** – мотам.
**Сӯгвор** – мотамзада.

## Т

**Табангу** – сандуқи асбоби заргарӣ.
**Табир** – нақора.
**Табира** – табл, нақора.
**Табк** – як навъ матоъи абрешимӣ.
**Таборак** – ишора ба сураи «Таборак».
**Табоҳӣ** – фасод, харобӣ.
**Табурок** – даф, дойира.
**Тавил** – саре, ки пешонияш мӯй надорад.

**Тавил** – дароз.
**Тавқеъ** – имзо кардани нома ва фармон.
**Тавъамон** – омехта, якҷоя.
**Тайту** – як навъ мурғи обӣ.
**Таз** – парандаи хушхон, саъва.
**Такбир** – «Аллоҳу акбар» гуфтан.
**Такук (т-кук)** – қадаҳ ва ҷоме, ки аз симу зар ба шакли мурғ ё моҳӣ сохта шуда бошад. Ба маънии ҳуҷра ва ғурфа низ омадааст.
**Тақсир** – кӯтоҳӣ, фурӯгузорӣ.
**Тал** – хун.
**Талқ** – маъдани кимиёӣ, ки бо расидани об зуд маҳлул мешавад.
**Талоч** – шӯру ғавғо.
**Талъат** – дидор, рӯй.
**Талқ** – санги сафеди қабат – қабат; маҷозан заҳр.
**Таманно** – орзу, дархост.
**Таносойӣ** – осойиш ва роҳати тан.
**Танҷидан** – сахт кашидан, танг кашидан.
**Таншӯй** – тахтае, ки болои он мурдаро шӯянд.
**Тарб** – ҳила, баҳона.
**Тарӣ** – шодоб, ботароват.
**Тарсгин** – тарсанда, бимзада.
**Таровеҳ** – бист ракъат намозе, ки дар шабҳои рамазон гузоранд ва онро бад – он сабаб таровеҳ гӯянд, ки баъд аз ҳар чаҳор ракъат худро оромиш ва роҳат диҳанд.
**Тарсо** – насронӣ, исавӣ.
**Таранҷида** – кӯфта, фишурда.
**Тарҳ ниҳодан** – ба миён гузоштан.
**Тасбеҳ** – Худоро ба покӣ ёд кардан.
**Тафт** – гарм, сӯзон.
**Тафта** – бисёр гарм, гудохта.

**Тахт** – нишастгоҳ, чаҳорпоя, ки рӯйи он истироҳат мекунанд.

**Таҳқиқ** – ба аслу моҳият расидан.

**Таш** – мухаффафи оташ.

**Таяммум** – барои гузордани намоз дар сурати набудани об ба хок дасту рӯй молида таҳорат кардан.

**Теб** – саргашта, ҳайрон.

**Тез гаштан** – дар ғазаб шудан.

**Тезгом** – тезгард, тезрафтор.

**Теморхор** – ғамхор, парастор.

**Темос** – беша, найистон.

**Тиб** – атр; форам, хуш.

**Тим** – сарой; раста.

**Тир** – тираву тор.

**Тоб** – сабр, тоқат.

**Тобидан** – давидан.

**Товистан** – муқовимат кардан.

**Тозиён** – тозон, давон.

**Тозӣ** – арабӣ; аспи тезрафтори арабӣ; саги шикорӣ.

**Тоқдес** – номи тахти Хусрави Парвиз.

**Томур** – хуни дил, заъфарон.

**Торак** – тори сар, фарқи сар.

**Торӣ** – мухаффафи торик.

**Тохтан** – ҳамлавар шудан.

**Тофтароҳӣ** – каҷраҳӣ, каҷравӣ.

**Туҷаба** – селоб.

**Тунбал** – макру ҳила.

**Тундар** – раъд.

**Турра** – зулф, кокул.

**Турунҷ** – меваи лиму ё афлесун; маҷозан занахдони ёр бошад.

**Тӯзидан** – пардохтан, адо кардан; талаву тороҷ намудан.

**Тӯфон** – қиссаи тӯфон, ҳикояти тӯфони Нӯҳ (а) дар назар аст.

**Тӯҳмат** – гумони бад.
**Тӯша** – таъоме, ки мусофирон барои роҳ гиранд.

## У

**Удвон** – ситам кардан; бадӣ, адоват.
**Унвон** – сарлавҳаи китоб, сарнома.
**Унноб** – навъе аз санҷид, ки ранги сурх дорад. **Уннобӣ** – сурхранг.
**Урдубиҳишт** – моҳи дувуми солшумории шамсӣ, ки ба нимаи дувуми моҳи апрел ва нимаи аввали моҳи майи солшумории милодӣ рост меояд.
**Унс** – ҳамдамӣ.
**Ускуф** – пешвои тарсоён.
**Устара / устура** – теғ, поку.
**Усфур** – гунҷишк.
**Уторид** – сайёраи Тир (Меркурий), ки дар осори ҳайати қадим «дабири фалак» низ хондаанд.
**Уштулум** – таъаддӣ, зӯроварӣ; саркашӣ.
**Уштурдарой** – зангӯлаи уштур.

## Ӯ

**Ӯ-т** – он туро, ӯ ба ту.
**Ӯ-шон** – ӯ эшонро.

## Ф

**Фавот** – даргузаштан, мурдан.
**Фағ** – бут, нигор.
**Фағи симин** – дилбари сафедрӯйи хушнамуд.
**Фажаҳ** – палид, зишт.
**Фажокин** – чиркин.
**Фаёл** – замине, ки бори аввал зироъат мекоранд.
**Фаёр** – шуғл, пеша.
**Фазок** – палид, нопок.

**Фақеҳ** – қонуншиноси шариъат, донишманди қоидаҳои дини ислом.

**Фаларз** – мухаффафи фаларзанг.

**Фаларзанг** – дастдор барои бастани хӯрок.

**Фалосанг** – фалохун, фалахмон, олати сангандозӣ.

**Фалот** – ресмоне, ки аз он чизе бофанд.

**Фалҷ** – занҷир ва калид.

**Фанд** – фиреб, макру дурӯғи беҳуда.

**Фар** – шукӯҳ, шавкату азамат.

**Фара** – хуб, писандида.

**Фарасб** – болор.

**Фарахша** – нони баравған, фатир.

**Фарбӣ** – фарбеҳ.

**Фарғанд** – печак, зарпечак, ки бар дарахт печида сабзад ва амал кунад.

**Фарғул** – ғафлат, таъхир дар корҳо.

**Фарзона** – ҳаким, донишманд.

**Фароғ** – рӯшанӣ, фурӯғ.

**Фароз** – кушода.

**Фаромушт** – фаромӯш.

**Фарсуда** – кӯҳна, пӯсида.

**Фарҳанг** – дониш, маърифат.

**Фарҷом** – оқибат.

**Фарша** – қумош ва ҳар бисоте, ки ба замин густарда мешавад.

**Фасила** – галаи аспон.

**Фасона** – афсона.

**Фасонаворӣ шав** – афсонахонӣ кун.

**Фарсудан** – ях кардан.

**Фато** – ҷавонмард.

**Фахмидан** – дона аз пунба ҷудо кардан.

**Физин –** истеҳзо, масхара.

**Фиканда мафраш** – манзилгирифта.

**Фирдавс** – боғи хуррам; биҳишт.

**Фириснофа** – шаби Наврӯз, ки бегоҳи соли нави эронитаборон аст.

**Фом** – вом, қарз.

**Фохтагун** – ҳамранги фохта.

**Фунудан** – фирефта шудан, ғарра шудан.

**Фунудан** – баъзе фарҳангнависон маънии осудан ва хобиданро овардаанд, ки шояд таҳрифи **ғунудан** бошад. (Деҳхудо).

**Фурқон** – Қуръон.

**Фурунҷ** – атрофи даҳон.

**Фурӯмоя** – бадаслу разил, сифла.

**Фусурдан** – афсурдан; ях кардан.

**Футур** – афсурдагӣ, сустӣ.

## Х

**Хабар** – шунидан, огоҳӣ ёфтан.

**Хабок** – чаҳордевори саркушода, ки шабҳо чӯпонон гӯсфандонро дар он ҷой кунанд.

**Хад** – рухсор, ҳар як аз ду ҷониби рӯй.

**Хаданг** – дарахти сахте, ки аз он тир созанд; маҷозан ба маънии тир.

**Хадеш** – кадбону.

**Хайёт** – либосдӯз, дарзӣ.

**Хаз** – пӯстин аз пӯсти хаз; хаз ҷонварест, ки пӯсти он барои пӯстин хуб аст.

**Хазиб** – рангин, рангкардашуда.

**Хазидан** – оҳиста ба ҷойе дохил шудан.

**Хазон** – тирамоҳ, пойиз.

**Хай** – арақи рӯй.

**Хайл** – гурӯҳи лашкариён, сипоҳиён.

**Халқон** – мардум, одамон, ҷамъият.

**Хала** – чӯбе, ки ба он киштӣ ронанд.

**Халолӯш** – ошӯб, фитна.

**Халлухиён** – аҳли Халлух. *Ниг.* Халлух.

**Хамирмоя** – хамиртуруш; **хамирмояи идбор** – сарчашмаи бадбахтӣ.

**Хан** – хона бошад, хоҳ дар рӯйи замин, хоҳ дар зери замин.

**Ханур** – хум, хурма, кӯза ва ғайра.

**Харош** – бефоида, аз кор афтода.

**Харошидан** – дар ташвиш гузоштан.

**Хастан** – маҷрӯҳ кардан, реш кардан.

**Хафтон** – ҷавшан, ҷомаи оҳанин, ки дар ҷанг аз таги зиреҳ пӯшанд.

**Хафча** – шӯшаи зару сим.

**Хаштук** – фарзанди ҳаромӣ, ҳаромзода.

**Хашук** – ҳаромзода.

**Хик** – машки об.

**Хилм** – оби бинӣ.

**Хим** – чирке, ки аз чашм бароянд.

**Хизона** – хазина.

**Хинг** – асп, аспи сафед.

**Хингбед** – хори сапед.

**Хир –хир** – ҳайрон.

**Хира** – ҳайрон, оҷиз; ноқис.

**Хира** – беҳуда. **Бар хира** – ба беҳудагӣ.

**Хирасар, сархира** – ноқисулақл.

**Хиргоҳ** – ҷойи хуш, хайма ва саропардаро низ гӯянд, ки ҷойи хуш аст.

**Хиром** – вафо ба ваъда, аҳду паймон.

**Хисойидан** – ба дандон реш кардан; пажмурда кардан.

**Хобанидан** – хобонидан.

**Ховар** – Мағриб.

**Хоқон** – лақаби подшоҳони Турку Чин.

**Хоксиришт** – фурӯмоя, паст.

**Хор** – ночиз, саҳл; забун.

**Хоста** – зару мол.

**Хотам** – ангуштарӣ.

**Хотун** – лақаби занони бузурги турк.
**Хоҷа** – соҳиб, муҳтарам.
**Хош** – резаҳои чӯбу хошоку коҳ. **Хош задан** ба маънии хойидан низ омадааст; сухан хоидан, суханро тӯл додан.
**Хоша** – хасу хошок.
**Хубдидор** – хубрӯй ва зеборӯй.
**Худованд** – лақабе, ки ба шоҳону вазирон хитоб мешуд.
**Хулқон** – кӯҳна, фарсуда.
**Хунб** – хуми шароб.
**Хунба** – хуми бузурги пур аз ғалла.
**Хунёгар** – мутриб, сурудхон.
**Хуншон** – хуҷаста.
**Хурд кардан** – шикастан, майда кардан.
**Хуросон** – дар асл ба маънии Машриқ омадааст.
**Хурӯч** – хурӯс.
**Хусур** – падари арӯс; падари зан.
**Хусуф** – гирифтани моҳ.
**Хушкомор** – ба ниҳояти чизе расидан, тадқиқу тафтиш кардан.
**Хуштан** – хушандом.

## Ҳ

**Ҳабиб** – ошиқ, маъшуқ.
**Ҳабк** – кафи даст.
**Ҳабок** – фарқи сар, тораки сар.
**Ҳавозӣ** – ногоҳ, ба як бор.
**Ҳаволӣ** – атроф, гирдогирд.
**Ҳазор** – ҳазордастон, булбул.
**Ҳазрат** – даргоҳ, остона.
**Ҳақ** – парвардгор, офаридгор.
**Ҳало** – калимаи нидо; ай, ҳой.
**Ҳаловат** – лаззат, ширинӣ.
**Ҳамвор** – мувофиқи майл, муносиб.

**Ҳамедун** – ҳамчунон.
**Ҳамият** – устуворӣ ва далерӣ дар муҳофизати дини ислом.
**Ҳамлон** – шутури борбардор.
**Ҳамол** – дӯст, қарин.
**Ҳаморо** – ҳамвора, ҳамеша.
**Ҳамто** – монанд, ҳамҷинс.
**Ҳан** – миннат.
**Ҳарам** – гирдогирди хона.
**Ҳарас** – нигаҳбонӣ кардан; марди ҳарас – нигаҳбон.
**Ҳарза** – беҳуда.
**Ҳаром** – истиғфо, қай.
**Ҳарош** – қӣ-қӣ кардан, истиғроқ.
**Ҳастӣ** – доройӣ, сарват.
**Ҳафт тобанда** – ҳафт ситора дар назар аст.
**Ҳашр** – қиёмат, растохез.
**Ҳилм** – вазнинӣ, бурдборӣ.
**Ҳисеб** – некӯкор; имолаи ҳисоб.
**Ҳисн** – қалъа, ҳисор.
**Ҳисорӣ** – маҳбус дар ҳисор, қалъа.
**Ҳиҷеб** – имолаи ҳиҷоб.
**Ҳиштан** – ниҳодан, гузоштан.
**Ҳодиса** – воқеъаи шум.
**Ҳол** – ҳоло, акнун.
**Ҳосид** – ҳасадбаранда, нотавонбин.
**Ҳотамфаш** – ҳотамваш.
**Ҳуда** – рост, ҳақ.
**Ҳулла** – матоъи абрешимӣ; ҷома.
**Ҳуллаи қасиб** – либоси рангин.
**Ҳумлон** – ҷамъи барра; умуман ҳайвоноти чорпойи хонагӣ.
**Ҳунар** – фазилат.
**Ҳунар** – бахшидани ҷазо ва мукофот дар он дунё.
**Ҳуро** – зани сафедпӯст, ки чашмон ва мӯйҳои ниҳоят сиёҳ дорад.

**Ҳурр** – озодмард, ҷавонмард.
**Ҳусом** – шамшер.

## Ч

**Чағбут -** пахтакӯҳна.
**Чак** – ҳуҷҷат, санад. **Шаби чак** – шаби барот. Мувофиқи ақидаи гузаштагон он дар нимаи моҳи шаъбон, яъне 15-уми шаъбон (моҳи ҳаштуми солшумории ҳиҷрии қамарӣ) фаро мерасад, ки дарвозаҳои осмон кушода шуда,малойик ҳисоби умру тақсими рӯзӣ мекардаанд ва ҳар дуъо қабул мешудааст.
**Чаковак** – мурғи хурди хушовоз, садои хушоҳанг.
**Чам** – чашм; барор; печу хами зулф.
**Чамидан** – хиромон рафтан, **чам гирифтани кор** – барор гирифтани кор.
**Чамон** – хиромон; аз феъли чамидан – хиромидан, ба ноз роҳ рафтан.
**Чанбар** – ҳалқа, каманд.
**Чанг** – панҷа.
**Чангал** – нохун, чанголи мурғони шикорӣ.
**Чандан** – чӯби сандал.
**Чарб** – нарм.
**Чарз** – як навъ мурғи сайдшаванда.
**Чархвор** – монанди чарх, шабаҳи чарх.
**Чархушт** – ҷойи ҳавзмонанд, ки ангур дар он резанд ва бо пой зер кунанд, то оби ангур гирифта шавад.
**Чафта** – хамида.
**Чафтакамон** – хамидакамон, камони омодаи тирандозӣ.
**Чахидан** – саъй кардан, кӯшидан.
**Чаҳор** – ишора ба чаҳор унсур аст; хоку об ва боду оташ.
**Чеҳр** – чеҳра, рӯй.
**Чира** – пирӯз.

**Чобук** – бозигар, фурӯзон.
**Чов-чов** – тарзи овоз баровардани мурғон, чув-чув.
**Чома** – шеър.
**Чора** – илоҷ, тадбир.
**Чоҳӣ** – зиндонӣ.

## Ҷ

**Ҷаббор** – тавоно; яке аз сифоти Худои таъоло.
**Ҷад** – падари падар, падарбузург.
**Ҷазм** – яқин, рост.
**Ҷалғӯза** – меваи дарахтест ба санавбар монанд.
**Ҷаммош** – шӯх, маст (сифати маҳбуба).
**Ҷаммошчашм** – шӯхчашм, киноя аз нозанин.
**Ҷанг** – хусумат, низоъ; **рафта ба ҷанг** – сари хусумат гирифта.
**Ҷаъд** – печида, марғул, шикаста (нисбат ба мӯй).
**Ҷилбеб** – имолаи **ҷилбоб** аст ба маънии чодар, ки бад – он рӯйро panaҳ кунанд.
**Ҷодуи Бобил** – ишора ба қиссаи Ҳорут аст, ки бо Морут дар Бобил дар чоҳ маҳбус аст ва ӯ қудрати ҷодугарӣ ва ҷодуомӯзӣ дорад.
**Ҷонбуз** – ҷом.
**Ҷоноҳанҷ** – ҷонкан, ҷонбарор, ҷонкоҳ.
**Ҷоф-ҷоф** – зани бадкирдор, фоҳиша.
**Ҷоҳ** – мақом, мартаба.
**Ҷуд** – сахо, бахшандагӣ.
**Ҷумла** – ҷамъ.
**Ҷушша** – остини пероҳан, остини курта.

## Ш

**Шаба** – санги сиёҳи барроқи нарм.
**Шабаҳ** – монанд, мисл.
**Шабгир** – субҳ, саҳаргоҳ.

**Шабдиз** – шабранг; аспи сиёҳ, аспи покнажод.
**Шабистон** – ҳарамсаройи подшоҳон.
**Шабоб** – ҷавонӣ.
**Шамад** – нони сафед.
**Шаман** – бутпараст.
**Шанӯша** – атса; шикебоӣ.
**Шаранг** – ҳанзал, харбузаи талхи саҳроӣ.
**Шаст** – тори соз, ки аз абрешим ё рӯда созанд.
**Шаст** – мизроб, нохунак барои навохтани рубоб, танбӯр ва ғайра.
**Шафкан** – нобакор, беҳунар.
**Шафеъ** – хоҳишманде, ки мехоҳад барои дигарон кӯмак расонад.
**Шахеш** – мурғаки хурди хушхон.
**Шахкоса** – яхча, жола.
**Шаҳвотар** – шоҳона, сазовори шоҳон.
**Шаър** – мӯй.
**Шаҳра** – чанбари гулҳое, ки ба сар бананд, хусусан ба сари арӯс ва домод.
**Шеб** – мухаффафи нишеб, пастӣ.
**Шебу теб** – саргаштаву ошуфта; таркибест мисли хонумон, торумор.
**Шигифт** – тааҷҷуб.
**Шиддат** – сахтӣ, тангии аҳвол.
**Шиз** – чӯби сахти сиёҳ.
**Шикаста** – харобшуда.
**Шикан** – чин, он ҷойе ки номаро ба ҳам медӯзанд.
**Шиканидан** – шикастан.
**Шикастан** – мағлуб кардан.
**Шикӯҳидан** – тарсидан, бим доштан.
**Шилко** – гили сиёҳи часпанда.
**Шинохтан** – фарқ ва тафовут карда тавонистан.
**Шиъор** – аломат, нишон.
**Шодбош** – калимаи таҳсин.

**Шон** – ҷома, болопӯш.
**Шон** – шаҳр.
**Шот** – гӯспанд.
**Шош** – пешоб, шоша.
**Шоҳбӯй** – анбар.
**Шоҳвор** – шоҳона, аъло; **такуки шоҳвор -** ҷоми шоҳона.
**Шоҳруд** – сози мусиқӣ.
**Шудан** – дур шудан, гузаштан.
**Шудёр** – шудгор.
**Шумор** – бозпурсӣ, бозхост.
**Шуҷоъ** – далер, пурдил.
**Шӯр - шӯр** – фарёд, ғавғо.
**Шӯридан** – ошуфта шудан.

## Э

**Эҳсон** – бахшиш, накӯкорӣ.

## Ю

**Юн** – фулус, пули сиёҳ.

## Я

**Яздон** – Худованд.
**Як панҷа –** панҷяк.
**Якдила** – якдил, ҳаммаром.
**Якпаҳлӯ** – якрӯ.
**Якрон** – аспи асил ва зотӣ.
**Ям** – чоҳи об.
**Ямонӣ** – тобишдор, тобон.
**Яргас** – ҳаргиз.
**Яхча** – жола.

## МУНДАРИЧА

"АХТАРОНИ АДАБ" (СИЛСИЛА) ИБОРАТ АЗ 50 ҶИЛД

Ҷилди 1

# Абӯабдуллоҳи Рӯдакӣ

## АШЪОР

Муҳаррири ороиш *У. Ашӯров*
Муҳаррири саҳифабандӣ *М. Саидова*
Мусаҳҳеҳон *А. Хоҷаев ва Р. Атоева*
Тарроҳ *Ф. Раҳимов*
Ҳуруфчини компютерӣ *Р. Муҳаммадиева*

Ба матбаа 24.06.2007 таҳвил гардид. Чопаш 02.08.2007 ба имзо расид. Коғази офсет. Чопи офсет. Ҳуруфи адабӣ. Андозаи $60x90^1/_{16}$. Ҷузъи чопии шартӣ 26,0. Адади нашр 5000 нусха. Супориши №65/07.

Нашриёти "Адиб"-и Вазорати фарҳанги
Ҷумҳурии Тоҷикистон, 734018, ш. Душанбе,
кӯчаи Неъмат Қаробоев, 17а.

Дар матбааи нашриёти «ЭҶОД» чоп шудааст.
734025, ш. Душанбе, хиёбони Рӯдакӣ, 36.
Тел.: 221-95-43. E-mail: ejodfir@mail.ru.
Ичрои корҳои зеҳгирӣ дар ҶСНК «Матбуот»
ба анҷом расидааст.

ISBN 978-99947-32-61-6